**АКАДЕМИЯИ ИЛМҲОИ**
**ҶУМҲУРИИ ТОҶИКИСТОН**
**Институти забон, адабиёт, шарқшиносӣ**
**ва мероси хаттии ба номи Рӯдакӣ**

# ЗАРБУЛМАСАЛУ МАҚОЛҲОИ ТОҶИКОНИ АФҒОНИСТОН

*Гирдоварӣ ва таҳияи*
*Доктор Иноятуллоҳ Шаҳронӣ*

*Муҳаррири масъул*
*Салоҳиддин Фатҳуллоев*

**Душанбе – 2014**





**ББК 82.3 (Тоҷик)**
**Р-47**

Шаҳронӣ Иноятуллоҳ. Зарбулмасалумақолҳои тоҷикони Афғонистон. /Муҳаррири масъул С. Фатҳуллоев. Зери назари академик М.Илолов. Душанбе: Дониш, 2014. – 178с.

*Дар ин маҷмӯазарбулмасалу мақолҳои тоҷикони Афғонистон гирд омадааст, ки натиҷаи заҳмати чандинсолаи доктор Иноятуллоҳ шаҳронӣ мебошад. Китоби мазкур барои ба таври муқоисавӣ омӯхтани зарбулмасалҳои кишварҳои форсизабон хеле муҳим аст. Китоб барои оммаи хонандагон пешкаш мешавад.*

# САРСУХАНИ МУҲАРРИР

Осори шифоҳии халқи тоҷик мисли адабиёти китобии бисёрҳазорсолааш ғанию рангин мебошад. Имрӯзҳо, ки раванди ҷаҳонишавӣ ва воситаҳои иттилоотӣ ба ҳаёти иҷтимоӣ ҳамаҷониба нуфуз пайдо кардааст, хоҳем нахоҳем, таъсири он ба арзишҳои миллию маънавии мо хоҳад расид. Филмҳои тасвирӣ дар барномаҳои телевизионӣ шабу рӯз бо забонҳои тоҷикӣ ва русию англисӣ ба кӯдакон намоиш дода мешаванд, вале бо вуҷуди ҳамаи ин кӯдакон қабл аз хоб ба модар ва ё бибиашон муроҷиат карда мегӯянд: «бибиҷон, ё модарҷон, афсона гӯед». Бале, ин қабил мисолҳоро дар ҳар як хонаводаи тоҷик мушоҳида кардан мумкин аст. Осори шифоҳӣ хонанда ва шунавандаи зиёд дорад. Китобҳои ба ин мавзӯъ бахшидашударо аз китобфурӯшиҳо ёфтан амри маҳол аст, зеро онҳоро зуд харидорӣ менамоянд. Талабот ба чунин асарҳо хеле зиёд аст. Аз ин рӯ ба чоп омода сохтани маҷмӯаи «Зарбулмасалу мақолҳои тоҷикони Афғонистон», ки аз тарафи донишманди афғон Иноятуллоҳ Шаҳронӣ сурат гирифтааст, сазовори дастгирист.

Жанри бадеии зарбулмасал дар фолклори тоҷик мақоми арзандае дорад. Агар жанрҳои дигар маъмулан ба муносибате гуфта ва шунида шаванд, зарбулмасалҳо ҳамарӯза мавриди истифода қарор доранд. Ин жанр дар ҳаёти маънавии мардум рисолати бузурги иҷтимоӣ бар дӯш дорад. Инсонҳоро аз аъмоли бад барҳазар дошта онҳоро ба покдилию поктинатӣ ва росткорию озодагӣ раҳнамун месозад. Ҳамчун жанри бадеӣ зарбулмасалҳо сабку услуби хоси худро доро мебошанд. Дар зарбулмасалҳо фикри бикр ва муъҷазбаёнӣ шарти асосӣ маҳсуб мегардад, бинобар ин ҳар гуна ифода ва таркибҳоро ҳамчун зарбулмасал ҳукм кардан ғалат аст.

На ҳар кас зарбулмасал эҷод карда метавонад, бештар фикру андарзҳои онҳое, ки таҷрибаи рӯзгор дошта, талхию ширинии ҳаётро хуб чашида бошанд, ба мардум чун суханҳои пурҳикмат пешниҳод карда мешаванд. Яъне эҷодгари зарбулмасалҳо одатан бузургсолон мебошанд. Инро тайи пажӯҳишҳои тӯлонӣ бо кор фармудани усули таҳлили микдорӣ ва чандомади матнҳо шодравон доктори илми филология Бозор Тилавов ба субут расонида буд.

Тавре мегӯянд, «Бисёр сафар бояд, то пухта шавад хоме» зарбулмасалҳо дар муддати 50-100 сол не, балки тайи ҳазорсолаҳо аз забон ба забон, аз сина ба сина гузашта арзи вуҷуд намудаанд.

Маҷмӯаи омодаи чоп кардаи Иноятуллоҳ Шаҳронӣ андарзномаест ҳовии зиёда аз 6 ҳазор адад зарбулмасал. Дар солҳои охир на дар Тоҷикистон ва на дар Афғонистон чунин як маҷмӯаи калонҳаҷми зарбулмасалҳо рӯйи чопро надида буд.

Соли 2011 фолклоршиноси тоҷик, доктори илми филология Додоҷон Обидов рисолае таҳти унвони «Зарбулмасал ва мақолҳои даризабонони Афғонистон»-ро ба табъ расонид. Ва метавон гуфт, ки маҷмӯаи зарбулмасалҳои Иноятуллоҳ Шаҳронӣ давоми пажӯҳишҳои арзишманди фолклоршиносони тоҷик мебошад.

Муболиға намешавад, агар бигӯем, ки ҳар сол даҳҳо адад чунин маҷмӯаҳо ба дасти чоп расонида шаванд ҳам, ҳанӯз кам аст. Зеро дар рӯзҳои мо, ки ҳама ҷойро интернет ва компютер фаро гирифтааст, хонандагон ба «луқмаи хоида» одат кардаанд, ба мутолиа камтар майл менамоянд ва дар натиҷа тафаккурҳо коҳил мешаванд. Агар панду андарзҳои бузургон намебуданд, ҷомиа дар зулмот ва ҷаҳолат боқӣ мемонд. Бинобар ин нашри маҷмӯаи зарбулмасалҳо ба талаботи рӯз пурра мувофиқат мекунад. Донишманди афғон Иноятуллоҳ Шаҳронӣ ба кори хайре даст зада, дар муддати тӯлонӣ зарбулмасал гирдоварӣ намудааст ва зиёда аз 6 ҳазор зарбулмасал ҷамъ овардан

кори мушкил ест, чунин амалро танҳо шахсе ба ҷо оварда метавонад, ки ба осори шифоҳии мардум муҳаббат дошта халқи худ ва ватани худро дӯст дорад.

Муаллиф зарбулмасалҳои маҷмӯаро бо тартиби алифбо ҷо ба ҷо кардааст, ки истифодаи онро хеле осон гардонидааст, яъне хонанда метавонад бидуни мушкилот зарбулмасали мавриди зарураташро пайдо кунад.

Маводи маҷмӯа аз нигоҳи мазмуну мундариҷа бою пурғановат буда, фарогири паҳлӯҳои мухталифи рӯзгори мардум мебошанд. Ватану ватандорӣ, дӯстию рафоқат, ваҳдату якпорчагӣ мавзӯъҳое мебошанд, ки бо мисолҳои барҷаста мавриди тасвир қарор гирифтаанд:

*Ватан аз даст мадеҳ, оби бақо дар Ватан аст»*

*«Ҳифзи ҷон воҷиб аст, ҳифзи Ватан аз он воҷибтар»*

Ин қабил зарбулмасалҳо аҳамияти калони тарбиявӣ дошта, меҳри Ватанро дар дили хонанда сахт ҷойгир мекунонанд.

*«Илм сарват аст», «Илм тоҷи сар асту мол ғули гардан», «Илм чароғи тобон аст», «Илм чун ҳосил кунӣ, онгоҳ амал ҳосил шавад»* барин зарбулмасалҳо ба хонанда донишомӯзию маърифатнокиро талқин менамоянд.

Хулоса, маҷмӯаи донишманди афғон Иноятуллоҳ Шаҳронӣ, ки бо саъю кӯшиши хастанопазир тадвин гардидааст, метавонад дар рушду нумуи арзишҳои илмию фарҳангии тоҷикон мусоидат намояд. Умедворем, ки донишмандони муҳтарами афғон дар оянда низ ба фаъолияти густурдае бобати гирдоварӣ ва табъу нашри фолклори тоҷикон, ки ганҷинаи пурбаҳоеро мемонад, даст хоҳанд зад.

Чопи ин маҷмӯаи пурарзиш армуғони хубест барои доираи васеи хонандагон ва мухлисони осори шифоҳии тоҷикони ду кишвари ба ҳам дӯст.

**Салоҳиддин Фатҳуллоев**
номзади илми филология
фолклоршинос

# МУҲАҚҚИҚИ ПУРКОР ВА ДӮСТИ ҒАМХОР

Ҳангоми сафарҳои корӣ ва илмӣ дар кишварҳои гуногуни олам бо касоне ошно гардидаам, ки баъзе аз онҳо умри худро барои таҳқиқи илм сарф карда, дар соҳаи интихоб намудаи худ корҳои шоистае кардаанд. Дар яке аз сафарҳо дар кишвари Амрико бо шахси фозиле вохӯрдам, ки ӯ ба таври мунтазам бо таҳқиқи бахшҳои гуногуни фарҳанги мардуми Афғонистон машғул аст.

Ин шахси хеле хоксор, ҳалиму меҳрубон доктор Иноятулоҳ Шаҳронӣ буд. Донишманди фарзона Иноятуллоҳ Шаҳронӣ дар таърихи 8-уми қавсмоҳи соли 1321 ҳиҷрӣ (мутобиқ ба 29 ноябри соли 1942) дар хонаводаи ҳоҷӣ Охунди мулло Ибодуллоҳхон, воқеъ дар деҳаи Шаҳронхоши вилояти Бадахшони Афғонистон ба дунё омадааст. Ӯ таҳсилоти ибтидоиро дар мактаби Шаҳрон тамом карда, таҳсилоти мутавасситаро дар мактаби Ибни Сино ва Литсейро дар Дорулмуаллимини Кобул ба поён расонидааст. Пасон шомили факултаи таълим ва тарбияи Донишгоҳи Кобул шуда,дар риштаи идора ва назорат таҳсил кард ва соли 1965 онро бо муваффақият ба поён расонид. Соли 1969 дар риштаи таълими тарбияи ҳунар соҳиби мадраки магистрӣ гардид.

Баъди чанд муддат дар кишвари Иёлоти муттаҳидаи Амрико, дар Донишгоҳи Аризона таҳсил намуда, соли 1986 аз ин донишгоҳ дар риштаи таълим ва тарбия соҳиби мадраки докторӣ (PHD) низ шуд.

Доктор Иноятуллҳи Шаҳронӣ ҳамеша пайгири кори худ будааст ва садоқатмандона ба мардумаш хидмат кардааст. Ӯ фаъолияти хешро аз Дорулмуаллимини Кобул шурӯъ намуда, баъдан солҳо дар шуъбаи ҳунарҳои зебои





факултаи таълим ва тарбияи Донишгоҳи Кобул кор кардааст ва раҳбарии ҳунарҳои зебо ва Иттиҳодияи наққошонро бар уҳда доштааст. Ҳангоми дар Донишгоҳи Кобул кор карданаш барои таъсиси бахшҳои театр, мусиқӣ, хаттотӣ, миниатюранигорӣ ва амсоли инҳо талош карда, онро ба факултаи ҳунарҳои зебоишиносӣ табдил дод ва аввалин раиси он факулта худи ӯ будааст.

Доктор Шаҳронӣ, пас аз воқеаҳои сиёсии замони худ, аз соли 1981 дар муҳоҷират буда, дар солҳои 1981-82 дар Донишгоҳи Пешовар ба ҳайси устод ифои вазифа намудааст. Ӯ дар таълим ва тарбияи фарзандони муҳоҷирони Афғонистон ҳиссаи арзандаи худро гузоштааст. Ӯ ҳамеша дар ҷустуҷӯи маърифат буд. Ҳамин буд, ки солҳои 1987-1989 дар донишгоҳи Аризонаи Амрико ба ҳайси устод аз забонҳои Осиёи Марказӣ дарс мегӯяд. Пас аз он дубора ба Исломобод баргашта, соли 1990 аввал мушовири таълими маркази иртиботи олами исломӣ дар робита бо кишварҳои Осиёи Марказӣ дар Донишгоҳи Исломободро бар уҳда мегирад; баъдан аз соли 1991 раиси бахши мутолиоти Осиёи Марказӣ дар ҳамон донишгоҳ таъйин мешавад. Дар он ҷо ба ӯ унвони профессорӣ низ медиҳанд.

Ҳамин тавр, доктор Шаҳронӣ дар муҳоҷират аввал дар Покистон ва ҳоло дар иёлати Индианаи Амрико зиндагонӣ мекунад. Агарчӣ дар нафақа аст, вале ҳамоно оид ба таълиму тарбия, ҳунар, таърих, адабиёт ва дигар бахшҳои фарҳанги мардуми Афғонистон асарҳои илмӣ менависад ва таҳия менамояд. И. Шаҳронӣ забонҳои форсии дарӣ, пашту, ӯзбакӣ, туркманӣ, англисиро хуб медонад.

То ба имрӯз доктор Шаҳронӣ асарҳои зиёде навиштааст. Аз ҷумлаи таълифоти ӯ: «Ҳунар дар Афғонистон», «Усули тарбияти арт», «Амсолу ҳикам», «Луғати мустаъмал дар лаҳҷаи дарии Бадахшон», «Фалакҳои кӯҳсор», «Гӯрғулӣ», «Дубайтиҳои тоҷикӣ», «Таълиму тарбияи ҳунар дар Афғонистон» (англисӣ),

«Арзёбии имтиҳоноти ҳунари макотиби олӣ дар Амрико» (англисӣ), «Таърихчаи мухтасари ҳунар дар Афғонистон», «Зарбулмасалҳои дарии Афғонистон», «Афсонаи шукуфаи баҳор» ва чанде дигар мебошанд. Дар асарҳои эшон муаррифии наққошӣ, ҳунари наққошӣ, фолклори ватанӣ ва ба таври умумӣ нақши фарҳанг дар рӯзгори мардуми Афғонистон мавриди баррасӣ қарор гирифтааст.

Ӯ муаллифи мақолаҳои зиёд аст. Аз ҷумла, дар мақолаҳои «Устод Адими Шуғнонӣ», «Ёде аз наққошони Афғонистон», «Марзҳои ҳамзистии забонҳо» ва ғайра мушоҳидаҳои худро роҷеъ ба ин ё он масъалаи ҳунар, таърих, адабиёт, шахсиятҳои маъруф ва монанди ин баён намудааст.

Доктор Иноятуллоҳи Шаҳронӣ дар кишварҳои Эрон, Тоҷикистон, Ӯзбакистон, Туркманистон, Русия, Полша, Олмон, Югославияи собиқ, Покистон, Утриш, Булғория, Туркия, Арабистони Саудӣ, Англия, Канада, Мексика сафарҳои зиёди илмӣ доштааст. Худаш мегӯяд, ки пурбортарин сафараш дар Ҳинд ва бахусус, дар сарҳадоти кишварҳои Покистон, Чину Тоҷикистон, ки бо Помири Афғонистон гиреҳ мехӯрад, ба шумор меравад.

Донишманди муҳтарам аз сафари Тоҷикистон ва кишварҳои дигари Осиёи Марказӣ хотираҳои нек доштааст. Дар чанд навиштаи худ, аз ҷумла «Базми тоҷик: раҳоварди сафари Тоҷикистон» ва «Осиёи Марказӣ» дидаҳо ва шунидаҳои худро навишта, пешкаши хонандагон кардааст. Оид ба ин сафарҳо аз тариқи радио ва телевизиони Тоҷикситон ва кишварҳои дигар низ суханҳои хуб гуфтааст.

Чанд асари дигар ӯ ба монанди «Машоири Бадахшон», «Таърихи Бадахшон», «Шоҳмуҳаммад Валихони Дарвозӣ» ва ғайра омодаи чоп мебошанд. Доктор И.Шаҳронӣ наққоши хуб низ ҳаст ва борҳо намоиши асарҳои наққошии худро баргузор кардааст.

И.Шаҳронӣ бо зиёиёни тоҷик иртиботи илмӣ ва фарҳангӣ дорад. Ӯ узви Анҷумани тоҷикон ва форсизабонони ҷаҳон – «Пайванд» буда, дар Амрико оид ба меҳру муҳаббати тоҷикон бо мардумони дигари олам суҳбатҳо доштааст.

Раёсати АИ ҶТ тасмими гирифт, ки яке аз асарҳои эшонро, ки дар тӯли чанд даҳсола дар Афғонистон, Покистон, Амрико, Шветсия бо номҳои «Амсолу ҳикам», «Зарбулмасалҳои тоҷикони Афғонистон» нашр шудааст, ба чоп расонад. Ҳоло ин китоб бо номи «Зарбулмасалу мақолҳои тоҷикони Афғонистон» пешкаши хонандагони тоҷик мегардад.

Умедворем, ки дӯсти бисёр азизи мо профессор Иноятуллоҳ Шаҳронӣ дар оянда низ асарҳои хуб таълиф намуда, барои рушди маънавиёт ва дӯстии халқҳои ин минтақа ҳиссаи арзандаи худро мегузоранд.

М.Илолов,
академики АИ ҶТ





## А

1. Аблаҳ диду аҳмақ бовар кард. Ё: Аблаҳ гуфту девона бовар кард.
2. Аблаҳ то дар ҷаҳон боқист, муфлис дар намемонад.
3. Аблаҳе бошад, ки худро гум кунад,
   Кадхудои хонаи мардум кунад.
4. Аблаҳро як кисаи зар надеҳ, як бод бидеҳ.
5. Абр агар аз қибла хезад, сахт борон мешавад,
Шоҳ агар одил набошад, мулк вайрон мешавад.
6. Абре, ки раъду барқи зиёд дорад, камтар меборад.
7. Абрӯ болои чашм сангинӣ намекунад.
8. Абрӯ болои чашм гаронӣ намекунад.
9. Ав дар зери пӯсташ давида (киноя аз фарбеҳӣ).
10. Ав сарболо мӯра, қурбоға шеър мӯхона.
11. Аввал андеша в-он гаҳе гуфтор, Пой пеш омадааст пас девор.
12. Аввал ба охир нисбате дорад.
13. Аввал ба хеш баъд ба дарвеш.
14. Аввал бурд хок бурд, охир бурд пок бурд.
15. Аввал истишора ва онгаҳ истихора.
16. Аввал қассоб, охир ошпаз.
17. Аввал намоз ва онгоҳ ниёз.
18. Аввал панд, онгоҳ банд.
19. Аввал рафиқ, онгаҳ тариқ.
20. Аввал салом баъд калом.
21. Аввал соқӣ, охир соқӣ, хок бихӯр боқӣ.
22. Аввал сӯзанро ба ҷони худ бизан, баъд ҷуволдӯзро ба ҷони дигарон.
23. Аввал таъом, баъд калом.
24. Аввал фил пайдо куну баъдан филхона бисоз.
25. Аввал хонаро пури арзан кун, боз фикри зан кун.

26. Аввал ҳақи Худо, боз ҳамсоя.
27. Аввали шаб мекушад муфлис чароғи худро.
28. Ави дари хона гилаке (гилолуд).
29. Ави зӯр сарбала мӯра.
30. Авқот макун зойеъ ва танҳо маншин.
31. Авқоти шариф бин, ки чун мегузарад.
32. Авлод агар азиз аст, адабаш азизтар аст.
33. Авлод душмани ширин аст.
34. Авлод меваи зидагист.
35. Авлод облаи дил аст.
36. Авлод пеш аз падар.
37. Авлоди хуб боғи дил аст, авлоди бад доғи дил.
38. Агар аз марг хабар дошта бошам, қабри худро пештар меканам.
39. Агар аз ҳар ду ҷониб ҷоҳилонанд, агар занҷир бошад бигсалонанд.
40. Агар айбро пинҳон кунӣ ба камол намерасӣ.
41. Агар асал намедиҳӣ, неш мазан.
42. Агар ба об равӣ хасе бошӣ, агар бар ҳаво парӣ магасе бошӣ, дил ба даст ор то касе бошӣ.
43. Агар ба об сер шавад, нон намехӯрад.(нисбати мумсикҳо)
44. Агар ба офтоби субҳ гарм нашавӣ, ба офтоби шом гарм намешавӣ.
45. Агар беҳ мебудӣ, дар деҳ мебудӣ.
46. Агар бигӯяд шир сафед аст бовар накун.
47. Агар гӯям даҳан сӯзад, вар нагӯям, усутхон сӯзад.
48. Агар бидиҳад ними рӯят сиёҳ ва агар надиҳад кулли рӯят.
49. Агар биниашро гирӣ нафасаш мебурояд.
50. Агар бинӣ, ки нобинову чоҳ аст,
    Ту гар хомӯш биншинӣ, гуноҳ аст.
51. Агар бод бошад, ба ғори муш ҳам меравад.
52. Агар бор надорӣ, ба саҳро бирав.





53. Агар бохтӣ нонатро саг намехӯрад.
54. Агар вақт аз даст биравад, ҳама чиз аз даст рафтааст.
55. Агар валӣ ҳам нест, холӣ ҳам нест.
56. Агар гап ба бурут мебуд, пишак ҷенерал (генерал) буд.
57. Агар гул нестӣ, хор мабош.
58. Агар гуноҳро бахшанд, шармсорӣ боқист.
59. Агар да гӯшт пура накард, ба чарбу пура мекунад.
60. Агар дар боғат гир кардӣ, ба дарахтат баста кун.
61. Агар дар ин рӯй ҳам бизанам, афгор меша ва агар да у рӯй ҳам.
62. Агар дар ту набоша, дар олам набошад.
63. Агар дар хона кас ҳаст, як ҳарф бас аст.
64. Агар дар хонаат меҳмон бошад, пишакатро пишт магӯ.
65. Агар дарро бигирӣ ба девор меравад.
66. Агар девона шудӣ, ба кӯҳ боло шав.
67. Агар дидӣ, бозӣ, надидӣ, дуздӣ.
68. Агар дил бисӯзад, аз чашми кӯр об меояд.
69. Агар дил танг набошад, ҷой танг нест.
70. Агар додӣ нанг надорам, агар надодӣ ҷанг надорам.
71. Агар дорӣ, бигӯ ва гар надорӣ, дурӯғ магӯ.
72. Агар дорӣ, тараб кун ва агар надорӣ, талаб кун.
73. Агар дунё ба кас поянда мебуд, Муҳаммад то қиёмат зинда мебуд.
74. Агар дунёро об бубарад, Хайрмуҳаммадро хоб бубарад.
75. Агар дуои саг қабул мешуд, аз осмон устухон меборид.
76. Агар дуои шогирдон қабул мешуд, як муаллим зинда намемонд.
77. Агар ёр аҳл аст, кор саҳл аст.
78. Агар забон дар ком бошад рози дил пӯшида аст.
79. Агар зи боғи раият малик хӯрад себе, дар оваранд ғуломон дарахтро аз бех.
80. Агар ин масҷид асту ин мулло, ҳоли тифлон хароб мебинам.





81. Агар қадр мехоҳӣ, қадршинос бош.
82. Агар касеро наёбӣ, бо саллаат машвара кун.
83. Агар қофила баргардад, хар ланги аввал мешавад.
84. Агар ҷаври шикам набудӣ, ҳеҷ мурғе дар доми сайёд наяфтодӣ, балки сайёд худ дом нанҳодӣ.
85. Агар ҷаҳонро об гирад, мурғобиро то зону аст.
86. Агар масҷид медоштӣ, касеро ба намоз хондан намемондӣ.
87. Агар мебошӣ ина хона, агар намебошӣ гирди хона.
88. Агар мебошӣ, ҳазор дафъа, агар меравӣ, ду ҳазор дафъа.
89. Агар мехоҳӣ касе душман шавад, ҳам қарз бидеҳ ҳам бихоҳ.
90. Агар мехоҳӣ касеро бишносӣ, ба ӯ қудрат бидеҳ.
91. Агар мола дузд бурда, ҳисобашро набурда.
92. Агар монад шабе монад, набӣ дигар намемонад.
93. Агар мурғ мехӯрӣ, як рӯз, агар тухм мехӯрӣ, ҳар рӯз.
94. Агар мӯрча бари Сулаймон равад, айб нагиранд.
95. Агар намирад пои худро дароз намекунад.
96. Агар нон аз дигарон аст, шикам аз туст.
97. Агар нони гандумӣ надорӣ, забони мардумӣ дори-ку!
98. Агар озодагӣ хоҳӣ, мардумозорӣ макун.
99. Агар паҳлавон паҳлавони хуб бошад, сангбақа ҳам силоҳи ӯст.
100. Агар рафиқи шафиқӣ, дуруստпаймона бош.
101. Агар риш, ния ҷояш-ку аста (агар риш нест ҷояш ҳаст).
102. Агар сад корд ба ҷонаш мезад хун намебаромад.
103. Агар сад сол дар машке занӣ дӯғ, Ҳамон дӯғу, ҳамон дӯғу, ҳамон дӯғ.
104. Агар сараш ба осмон бирасад, пояш ба ресмон аст.
105. Агар сари шумо борон биборад, сари мо чак-чак хоҳад кард.
106. Агар соқӣ бошӣ, метавон хӯрд.
107. Агар тавонгарӣ хоҳӣ, писандидакор бош.





108. Агар толеъ сустӣ кунад, дандон ба ҳалво бишканад.
109. Ҷави толеъ зи хирвори ҳунар беҳ, Агар толеъ набошад, боз ҳунар беҳ.
110. Агар ту дулӣ ҳастӣ, ман банди дулӣ ҳастам.
111. Агар ту сар кунӣ, ӯ хатмаш мекунад.
112. Агар турш биншинӣ, қазо чӣ ғам дорад.
113. Агар умед намебуд, дил мешикаст.
114. Агар хайр медоштӣ, номатро Хайрмуҳаммад мемонданд.
115. Агар хон ҳастӣ, аз баҳри ёрон ҳастӣ.
116. Агар хоҳӣ аз пушаймонӣ раста гардӣ, дар дунболи ҳавои дил мабош.
117. Агар хоҳӣ баргузида бошӣ, карам пеша кун.
118. Агар хоҳӣ беандӯҳ бошӣ, ҳасуд мабош.
119. Агар хоҳӣ дар қазои ту наханданд, некӯравиш бош.
120. Агар хоҳӣ моҳӣ бигирӣ, аз об матарс.
121. Агар хоҳӣ ҳамагӣ дӯст бошанд, кина ба дилат магир.
122. Агар хоҳӣ сарат ба ҷо монад, сир нигаҳ дор.
123. Агар хоҳӣ, ки ба ҷаннат дарой, бигир аз банди дасти карбалой.
124. Агар хоҳӣ, ки розатро душман надонад, ба дӯст магӯй.
125. Агар ҳавас аст, ҳамин қадар бас аст.
126. Агар ҳазл хӯрӣ аз дасти хушхӯй, Беҳ аз ширинӣ аз дасти туршрӯй.
127. Агар ҳазор борон шавад, аз санг чизе намерӯяд.
128. Агар шабҳо ҳама шаби қадр будӣ,
   Шаби қадр беқадр будӣ.
129. Агар як ҷав туро инсоф будӣ,
   Набудӣ дар ҷаҳон ғам ним арзан.
130. Агар як пайса доштӣ, як биёдар, агар ду пайса доштӣ, ду биёдар (databar).





131. Агар як чашма дар ҷаҳон бошад, олам ташна аст.
132. Адаб оби ҳаёти ошноист.
133. Адабро аз беадаб омӯз.
134. Адиби ин дабистонам, сару корам ба тифлон аст, Бузургиро чӣ нуқсон гар сухани тифлона мегӯям.
135. Адо ба адо, савдо ба ризо.
136. Адӯ дар чоҳу дев дар шиша беҳ.
137. Аёз қадри худро бишнос, ҳаму чамус[1] ҳаму дос.
138. Аёнро чи ҳоҷат ба баён.
139. Аз «алиф» то «ё» ғалат.
140. Аз абри сафед битарсу аз кӯсамизоҷ.
141. Аз абри сиёҳ натарсу аз риши дароз.
142. Аз абри сиёҳ бошад афзуни боронҳо.
143. Аз адолати ӯ гургу меш якҷо об мехӯрад.
144. Аз аҷал гурез нест.
145. Аз асп дав, аз соҳибаш ҷав.
146. Аз асп тояш (фаровардашу) карду бар хар нишондаш.
147. Аз афрод карда, мансабдор зиёд аст.
148. Аз бад, бад рӯяд, аз нек, нек.
149. Аз бади бадтараш тавба.
150. Аз бало бигрез, аз вабо парҳез.
151. Аз барои кори дунё, хирсро гӯям тағою хукро гӯям амак.
152. Аз барои нарм гуфтан шуд забон беустухон.
153. Аз барои ҳамсоя бешом, аз баройи маъшуқа бешӯй.
154. Аз барои як шикам, миннати ду кас набояд кашид.
155. Азбаски сахт аст, ҷон ба Азроил намедиҳад.
156. Аз бева шӯё металбад.
157. Аз беғайратии саг, рӯбоҳ ба бом боло мешавад.
158. Аз бегона чӣ гила.
159. Аз бед себ овардан.
160. Аз беқатиғӣ (беҷурғотӣ) рӯғани зард ҳам қатиғ (ҷурғот) аст.

---

[1] Чамус-чорук, мукӣ





161. Аз бекафанӣ зинда монда.
162. Аз бекор нишастан духтар зоидан беҳтар аст. (Беқадрии духтар)
163. Аз бекор ҳама безор.
164. Аз бекорӣ бeморӣ хубтар аст.
165. Аз бемор пурсон мекунад: «парҳезона мехӯрӣ».
166. Аз бенанг чашми умед мадор.
167. Аз бечодарӣ дар хона нишаст.
168. Аз бими бало будан, дар гири бало беҳтар.
169. Аз бими борон ба новдон мегурезад.
170. Аз бинӣ боло гап зада намеша.
171. Аз боғ када, мӯрӣ калон.
172. Аз боди баҳор баҳра бардор,
Аз боди хазон худро нигаҳ дор.
173. Аз боло афтӣ, аз поён таппӣ.
174. Аз боҷхона карда, сурнайчӣ зиёд аст.
175. Аз бувои (бобои) мо чил навоса монда, чил коса аз куҷо пайдо кунем.
176. Аз бузургон ҳиммат, аз хурдон хидмат.
177. Аз бураи (шакари) хушк худа сер мекунад.
178. Аз бути[2] танг карда, пои бараҳна беҳтар аст.
179. Аз бӯяш сер шудам.
180. Аз гадобигир гадоӣ кардан.
181. Аз Ғазнӣ шаб гузаштаӣ.
182. Аз ганда сухан ояду аз ҷанда шабуш.
183. Аз гаҳвора то гӯр дониш биҷӯй.
184. Аз гап, гап мехезад.
185. Аз гирифтани (қапидани) кӯру аз задани кар Худо наҷот бидиҳад.
186. Аз гов ғадуд.
187. Аз гурусна мурдан, сер мурдан беҳтар аст. Ё: Хари сер бимирад, шаҳид аст.
188. Аз ғулом пой, аз оқо сар.

---

[2] Бут – пойафзол

189. Аз гург пӯст хӯрда.
190. Аз гург шубонӣ наёяд.
191. Аз гурусна пурсиданд, ки яку як чанд мешавад? Гуфт: «ду нон».
192. Аз гуруснагӣ азон медиҳад.
193. Аз гуруснагӣ бимуру ба нони бегонагон даҳан боз макун.
194. Аз гуруснагӣ осиёбонӣ мекунаду аз такаббурӣ музд намегирад.
195. Аз гуфтан то кардан роҳ дур аст.
196. Аз гӯшворае, ки гӯшро бичаконад, безор.
197. Аз гушнагӣ чошт мехеза.
198. Аз даҳан гап бадар шавад, кулли шаҳр хабар шавад.
199. Аз даҳанаш ҳанӯз бӯи шир меояд.
200. Аз даҳон то гӯш як билист[3] роҳ аст.
201. Аз даҳонат бароядд, дар гиребонат дарояд.
202. Аз дар берунаш кунӣ, аз девор меояд.
203. Аз дарахти бед самар мехоҳӣ. Ё: Аз дарахти бед чӣ ҳосил.
204. Аз дард карда пундидагеш[4] бисёр.
205. Аз дарё моҳӣ бахшидан. Ё: Аз дарё об мебахшад.
206. Аз даст додани дӯст осон аст, аммо пайдо карданаш мушкил аст.
207. Аз дасти гурусна чӣ хайр.
208. Аз дев бигрез, аз бало бипарҳез.
209. Аз девона чӣ гила.
210. Аз девори шикаста битарс. Ё: Аз девори шикаста ва зани шалита пайғамбари Худо ҳазар карда.
211. Аз дег дида чумчеш гарм аст.
212. Аз дида дур, аз дил дур.
213. Аз дил биравад, ҳар он чӣ аз дида бирафт.

---

[3] Билист-ваҷаб

[4] Пундида-варам кардагияш





214. Аз дил хезад, бар дил резад.
215. Аз дом чу озод шавад дар қафас ояд.
216. Аз доя чӣ ҷои пинҳон.
217. Аз дузд кӣ дуздида?
218. Аз дузд пурсиданд чӣ хуб аст? Гуфт: «кисаи бар».
219. Аз дуои падар ва аз оҳи модар битарс.
220. Аз дур бӯса бар рухи маҳтоб мезанам.
221. Аз дурӯғ бипарҳез ва аз ғаразу ҷидол бигрез.
222. Аз дусад ошиқ якеш бебок мебарояд.
223. Аз дӯст як ишорат аз мо ба сар давидан.
224. Аз дӯсти нодон, душмани доно беҳ.
225. Аз душман ҳазар кун, агарчӣ мӯрча бошад.
226. Аз ёри як када, ду хуб, аз ду када се.
227. Аз забон бадал кардан, кӯча бадал кардан хуб аст.
228. Аз зан ҷафо ва-з саг вафо.
229. Аз зани маккора чӣ гила.
230. Аз заъф ба ҳар ҷо нишастем Ватан шуд,
В-аз гиря ба ҳар сӯ, ки гузаштем, чаман шуд.
231. Аз заъфарон корҳо вайрон.
232. Аз зери борон гурехту зери нова нишаст.
233. Аз зери камон Рустам тер шуд.
234. Аз зери осиёб ба саломатӣ баромадӣ.
235. Аз зери осмони Худо куҷо равем.
236. Аз зери палав мулӣ[5] баромад.
237. Аз зери пои фил халос шудем.
238. Аз зери ришаш хирсвор тер шуд.
239. Аз зери чакак гурехту зери борон нишаст.
240. Аз зиндаат накунам ёд, аз мурдаат занам фарёд.
241. Зиндаи боқадру мурдаи беқадр кас надида.
242. На зиндагет накунам ёд, на мурдаат кунам фарёд.
243. Аз зулми золиму аз тӯҳмати ноҳақ худо нигаҳ дорад.
244. Аз зӯр коко аст, ангур ба токо аст.
245. Аз ин гапҳо бӯи хун меояд.

[5]Мулӣ-редиска

246. Аз интизори асали дигарон, ба дӯшоби худ қаноат кун.
247. Аз қазо аз хони мумсик гург нон бишканад,
То қиёмат миннаташ бесанг дандон бишканад.
248. Аз кам баракат.
249. Аз кам, кам; аз беш, беш.
250. Аз қанд туфола[6] мекашад.
251. Аз кас, кас бошад, в-аз хор хас.
252. Аз кас, ки халқ гашт, Худо гашт.
253. Аз кафчаи мор ҳалво натавон хӯрд.
254. Аз кина, кина хезаду аз меҳр, меҳр.
255. Аз кисаи халифа шоландозӣ. Ё: Аз кисаи халифа шоҳбахшӣ мекунад. Ё: Аз кисаи мардум саховат.
256. Аз кофар габри номусулмон беҳтар.
257. Аз кӯза ҳамон таровад, ки дар ӯст.
258. Аз кулӯх ҳам оташ мепарад.
259. Аз кӯҳ чӣ кам мешавад.
260. Аз куфр иблис машҳуртар аст.
261. Аз лақ-лақи саг дарё мурдор намешавад.
262. Аз маҷбурият ҳиндуро момоҷию гурбаро бобоҷӣ мегӯянд. Ё: Аз тақозои замона шӯраро гуфтам намак, хирсро гуфтам тағоӣ, хукро гуфтам амак. Ё: Дунё, ки ба кори нокасон розӣ шуд,
Гӯсола раису модагов қозӣ шуд.
263. Аз ман буд, аз ту шуд, қадре бидеҳ дору шуд.
264. Аз ман хуну аз ту об намеравад.
265. Аз ману қабр як билист фосила аст, Ё:
Як қадам роҳ аст Бедил, аз ту то домони хок,
Бар сари мижгон чу ашк истодаӣ, ҳушёр бош. (Бедил).
266. Аз маҳали иттиҳом бипарҳез.
267. Аз марг пеш ҷоға (яхан) пора наку. Ё: Пеш аз марг гиребон пора кардан.

---

[6] Туфола-шамма, зосот





268. Аз мард яке меравиду аз номард ду.
269. Аз марде, гарде.
270. Аз мардӣ то номардӣ як қадам аст.
271. Аз мардҳо гарду аз номардҳо дард мемонад.
272. Аз меҳмон кандӣ, аз аламон (дузд) кандӣ.
273. Аз меҳмони раванда ва аз меҳмони намехӯрам битарс.
274. Аз мо гадоӣ, аз шумо навое.
275. Аз мо чанд пироҳан изофатар кӯҳна карда.
276. Аз мо шудӣ, бало шудӣ.
277. Аз мо рӯидӣ, баланд рӯидӣ.
278. Аз мор морчаву аз пишак мияв-мияв.
279. Аз мор халос кардӣ, худат аждор шудӣ.
280. Аз мост, ки бар мост.
281. Аз мукофоти амал ғофил машав,
Гандум аз гандум бирӯяд, ҷав зи ҷав.
282. Аз муҳаққиқ то мудаққиқ фарқҳост.
283. Аз муҳтоҷ бихару ба муҳтоҷ бифрӯш.
284. Аз мӯрча чӣ мадад?
285. Аз муфт карда чизе қиматдор нест.
286. Аз найи бӯрё шакар нахӯрӣ.
287. Аз нархи бозор чӣ гила.
288. Аз нафсаш оташ бод мешавад.
289. Аз некбахтӣ қабраш сари роҳ асту аз бадбахтӣ новааш.
290. Аз нестиаш ҳам тавба ва аз ҳастиаш ҳам тавба.
291. Аз нодида қарз куну дар тоқи баланд бигзор.
292. Аз навкиса қарз нагир.
293. Аз нодон ҳама гурезон.
294. Аз нокас қарз накун, қарз кардӣ ҳарҷ накун.
295. Аз нохуни афгор нагир.
296. Аз облаи даст марворид ояд ба даст.
297. Аз облаи кафи дасти худ нон мехӯрад.
298. Аз овоз касе наранҷад.





299. Аз оғили холӣ гови шохдор мехоҳад.
300. Аз одами бекор, Худо безор.
301. Аз одами сераму мерам битарс.
302. Аз одами намехӯраму меҳмонӣ мерам битарс.
303. Аз он ки намедонӣ, бидон.
304. Аз оҳан гурз мемонаду аз оташ хокистар.
305. Аз оҳани бад шамшер ҷӯр намешавад.
306. Аз осиё касе бегард берун намеояд.
307. Аз осиё, ки берун рафтӣ, тура ба серу нимсер чӣ кор.
308. Аз осмон дӯғ металабад.
309. Аз осмону ресмон газ мекунад.
310. Аз осмон ҳарчӣ рехт, замин бардошт.
311. Аз оташ хокистар мемонад.
312. Аз ош карда коса гармтар.
313. Аз падарат юғу испор намонду аз модарат чарху дук.
314. Аз палав карда лава хубтар аст.
315. Аз паҳлуи чап хеста.
316. Аз паси кӯҳ бaромаду гуфт: «нана қурут».
317. Аз паси ҳар гиристан хандидан аст.
318. Аз пашшаи нотавон чӣ хезад.
319. Аз пешаш сару калова гум шуда.
320. Аз пеши заргар, нуқрадуздӣ.
321. Аз пеши рӯи малику аз пушти қотир нагузар.
322. Аз писари бегона карда, духтари худи одамӣ хуб аст.
323. Аз писари нохалаф, духтар беҳтар.
324. Аз пои баста чӣ сайр, аз дасти баста чӣ хайр.
325. Аз поҳояш карда, дастҳояш дароз аст.
326. Аз пунбаи кулоҳаш мешиносам.
327. Аз пушти меҳмон соҳибхона иззат меёбад.
328. Аз рама карда саг бисёр.
329. Аз Рахш чизе намешавад номаш Фатҳҷон.
330. Аз рег рӯған мекашад.
331. Аз реза бало хеза.
332. Аз риш гиру бар пӯстинаш пайваст кун.

333. Аз риш канду бар бурут баст.
334. Аз роҳ ҷудо шаву аз ҳамроҳ не.
335. Аз роҳи рост касе гум намешавад.
336. Аз рӯи дӯст сагаш некӯст.
337. Аз савганд бигрез гарчӣ рост бошад.
338. Аз савдои нақд бӯи мушк меояд.
339. Аз сад забон хамӯшӣ некӯ бувад.
340. Аз сад хеш як ҳамсоя пеш.
341. Аз сад хӯрда як умедвор беҳтар.
342. Аз сад шаҳри хароб як шаҳри obод беҳтар.
343. Аз санг садо бармеояду аз ӯ не.
344. Аз сари кали ӯ дастбардор намешавад.
345. Аз сари хари худ поён намешавад.
346. Аз сари ҷаҳли худ поён намешавад.
347. Аз сари хари шайтон поён намешавад.
348. Аз сахтӣ дар гулӯи мурда об намечаконад.
349. Аз селбурда даст бишӯй.
350. Аз сесаду шаст рагам, як рагам розӣ нест.
351. Аз сиёҳии зар дареғ макун, ки теғ дареғ накунад.
352. Чу доранд ганҷ аз сиёҳӣ дареғ, дареғ оядаш даст бурдан ба теғ.
353. Аз сояи худ метарсад.
354. Аз сӯзангар оҳан наметавон харид.
355. Аз сӯзангар сӯзандуздӣ маҳол аст.
356. Аз сурат карда сират беҳтар.
357. Аз сурнайчӣ мера, воҳ ба ҷони дуҳулчӣ.
358. Аз сурнайчӣ чӣ мера, як пуф.
359. Аз ташнагӣ бимирад, обрӯи хеш нарезад.
360. Аз таълим карда, тарбия хуб аст,
Таълиму тарбия ҳарду хуб аст.
361. Аз толеи бадам дарё бирам, дарё хушк меша.
362. Аз ту гоҳ, аз ман роҳ, Аз ту ҷав, аз ман дав.
363. Аз ту ҳаракат, аз Худо баракат.
364. Аз ту тозе, аз ма ниёзе.





365. Аз туфанги пур як нафар метарсад, аз туфанги холӣ ду кас метарсад.
366. Ду кас тарсанд зи бишкаста камоне.
Аҷабтарин надидам достоне,
367. Аз тухми мусулмон зиндаи хубу мурдаи бад пайдо намешавад.
368. Аз фарёди худ кас наранҷад.
369. Аз филфилу занҷабил сардӣ маталаб,
В-аз марди нодуруст мардӣ маталаб.
370. Аз хайроти карам каду ҳам ов (об) мехӯрад.
371. Аз хар карда бораш калонтар аст.
372. Аз хар пойин шудан як айбу барнишондан айби дигар.
373. Сари хар боло шудан як айбу пойин шудан дигар айб.
374. Аз хари шайтон пиёда шав.
375. Аз харон чӣ пурсон, аз говон чӣ товон.
376. Аз хиҷолат об шуд.
377. Аз хирс мӯйе канда ша (шавад), ғанимата. (Ҳазорагӣ).
378. Аз хонаи беалов зани лӯлӣ беҳ.
379. Аз хонаи ҳинду Қуръон баромад.
380. Аз хотири бача мезана кулча.
381. Аз хотири дӯст, сагаш некӯст.
382. Аз хотири чӯби хушк, чӯби тар ҳам месӯзад.
383. Аз хотири як бенамоз дарвозаи масҷидро намебанданд.
384. Аз хотири як шум, месӯза шори (шаҳри) Рум.
385. Аз хошок пул ба Ҷайҳун месозад.
386. Аз хубон шарофат монад ва аз бадон касофат.
387. Аз худи мо мулло шудӣ ба ҷони мо бало шудӣ.
388. Аз худи мо Рустам шудӣ, охир ба мо душман шудӣ.
389. Аз Худо битарс ва аз дигарон эмин бош.
390. Аз худшон зери тағора, аз мо дуҳлу нағора.
391. Аз хунукӣ чоқу даста меканад.
392. Аз хӯрда када умедвор хуб аст.
393. Аз хурдон лахшидан, аз калонон бахшидан.





394. Аз хурдон хато аз бузургон ато.
395. Аз хурма шир медӯша.
396. Аз хушӣ ба пироҳан намегунҷад.
397. Аз ҳаво барф мебораду аз одами бекор ҳарф.
398. Аз ҳавои рӯшану аз меҳмони раворӯ битарс.
399. Аз ҳазор гуфтан ним кирдор беҳ.
400. Аз ҳазорон каъба як дил беҳтар аст.
401. Аз ҳалво ширинтар, ҷанг дар хонаи дигарон.
402. Аз ҳалол мурғу аз ҳаром саг надорад.
403. Аз ҳамнишини бад парҳез.
404. Аз ҳамон ки надонӣ бидон.
405. Аз ҳамсояи бад наҷот.
406. Аз ҳар боғ як гул бас аст.
407. Аз ҳар ҷое, ки бошад, матоаш хуб бошад.
408. Аз ҳар намад кулоҳ намешавад.
409. Аз ҳар об наметавон моҳӣ гирифт.
410. Аз ҳар фарде коре бароядy аз ҳар марде амале шояд.
411. Аз ҳастӣ, мекуна мастӣ.
412. Аз ҳеч када хуб аст.
413. Аз ҳеч кас пас намемонад.
414. Аз ҳеч коре ор надорад.
415. Аз чакак гурехту зери нова шишт.
416. Аз чақмоқаш оташ намепарад.
417. Аз чаҳ берун омаду дар дом уфтод.
418. Аз чашмаи офтоб ҷуз ташнагӣ ҳосил намешавад.
419. Аз чилла чӣ гила.
420. Аз чоҳ берун омаду бар чоҳ уфтод.
421. Аз ҷавонӣ то пирӣ, аз пирӣ то ба кай?
422. Аз ҷавонмард натарсу аз номард битарс.
423. Аз ҷаҳон хӯрдан, ҷаҳон гаштан беҳтар.
424. Аз ҷода бадал кардан ба мақсад нарасӣ.
425. Аз ҷоҳил чандон гурез, ки аз шер гурезӣ.
426. Аз шайхи фарбеҳу ҳакими лоғар битарс.
427. Аз шаҳр бароюю аз нарх не.





428. Аз шаҳри бад баромадӣ, аз бахти бад куҷо меравӣ.
429. Аз шар-шари борону аз тап-тапи бод метарсӣ.
430. Аз шафт-шафти зиёд, шафтолу беҳтар.
431. Аз шаф-шаф гуфтан шафтолу бигӯ.
432. Аз шахси нодон ҳама гурезон.
433. Аз шер ҳамла хуш буду аз ғизол рам.
434. Аз шиками сери худ гап мезанад.
435. Аз шикасти хотири нозукдилон ғофил мабош,
Шишаро гар бишканӣ, ҳар зарраи он ханҷар аст.
436. Аз шумии як шум, сӯхт шаҳри Рум.
437. Аз шӯҳратат, ки баройӣ, аз илмат куҷо меравӣ?
438. Аз як боғ як гул бас аст.
439. Аз як гиребон сар мекашад.
440. Аз як гӯшаш медарояду аз гӯши дигараш мебарояд.
441. Аз як даст садо барнамеояд.
442. Аз як савор гард намехезад.
443. Аз як тараф боду борон, аз як тараф зулми авғон.
444. Ба як сӯ барфу борон аст, худоҷон,
Ба як сӯ зулми афғон аст худоҷон.
445. Аз як хона як девона.
446. Аз як чашм умед мадор.
447. Азаш дандон кандам.
448. Азаш даст бишӯй.
449. Азизкардаро худо хор накунад.
450. Азӣ (аз ин) пишаккушиҳо касе наметарса.
451. Азони мулло ба гӯшаш намерасад.
452. Ай барф гурехтум, борунум гир карда.
453. Ай зи фурсат бехабар, дар ҳар чӣ ҳастӣ зуд бош.
454. Ай рӯшании таб, бар ман бало шудӣ.
455. Ай хар биғалтӣ дар тахта, ай асп биғалтӣ дар пахта.
456. Айб омад то гӯши кар шуд пардапӯш.
457. Айби мардумро чи гуна хоҳӣ гуфт, ту, ки аз айби хеш бехабарӣ.
458. Айби худ донистан, беҳтар аз ғайб донистан аст.





459. Айби худ ноёфтан, болотарини айбҳост.
460. Айби худаш ба зери тағора, айби дигарон бо даҳони нағора.
461. Айби худро аз душман бояд шунид, на аз дӯст.
462. Айби худро ҳаргиз кас намебинад.
463. Айбҳояш ҳама гуфтӣ, ҳунараш низ бигӯ.
464. Айнакҳои сиёҳ ба чашм монда.
465. Аз айнаки сиёҳ мебинад.
466. Айнакҳоятро рост бипӯш.
467. Айнакҳояша чаппа монда.
468. Акка ба така нарасид.
469. Акка хушхабар, нули ту пуршаккар .
470. Ақиби духтари хонаю аспи саворӣ садҳо нафар меояд.
471. Ақида озод аст.
472. Ақл ба худ дорӣ, обрӯ ба мардум.
473. Ақл бар сар аст, на ба сол.
474. Ақли бача хому кори ғулом гум аст.
475. Ақл болои ақл аст.
476. Ақл дар қад нест.
477. Ақл сину сол надорад.
478. Ақл чизи дигар асту мадраса чизи дигар.
479. Ақл, ки кӯр бошад, аз дидаи бино чӣ фоида?
480. Ақли худат ин аст, ақли бачаат чӣ аст?
481. Алав беҳ аз палав.
482. Аламон бошӣ, бедандон.
483. Алаф аз решаи худ об мехӯрад.
484. Алиф дар ҷигараш нест.
485. Аллоҳ бас, боқӣ ҳавас.
486. Аллоҳ таваккулӣ аст.
487. Ало-бало, да гардани мулло.
488. Алучу балуч хонаро куч.
489. Амали беақл девонагист ва амали беилм бегонагӣ.
490. Амонатдори Яздон аст мумсик, Худо ҳам ҷои мондан мешиносад.





491. Амонатро аз дузд маҷӯй.
492. Амонатро гурба нахӯрда.
493. Аму чароғи рӯшу (равшан), азму (аз ҳамон) ганди рӯғана. (Ҳазорагӣ).
494. Анбоқҳо мӯй ба мӯй, занҳои евар рӯ ба рӯй.
495. Ангур аз ангур ранг мегирад.
496. Харбуза аз харбуза ранг мегирад, инсон аз инсон панд.
497. Ангур худаш ба ток худро ширин мекунад.
498. Ангур, ки ба токо аст, аз зӯри коко аст.
499. Ангури хуб хӯроки шағол аст.
500. Ангушт ба дари кас мазан то даратро ба мушт накӯбанд.
501. Ангушт тарҷумони забон аст лолро.
502. Ангушти асал ба девор мекашад.
503. Ангушти шашум ниҳоли беруни боғ аст.
504. Андак ба тақдиру батадбир, беҳтар аз бисёр бетақдиру бетадбир.
505. Андак камол беҳ аз ҷамол.
506. Андак-андак хеле гардад, қатра-қатра селе. Ё: Зарра-зарра хирвор, қатра-қатра дарё шавад.
507. Андар (ӯгай) агар дӯғ шавад роҳи гулун қӯғ шавад.
508. Андар агар маска шавад, роҳи гулун баста шавад.
509. Андоза нигаҳдор, ки андоза накӯст,

Ҳам лоиқи душман аст, ҳам лоиқи дӯст.

510. Анҷир бихӯр, занҷир бишкан.
511. Араќи даст бӯи хуш дорад.
512. Ар-ари дароз соя надорад.
513. Арбоб нӯкаре дошт, нӯкари ӯ нӯкаре дошт.
514. Арбоб саге дошт, саги ӯ саге дошт.
515. Арвоҳаш ба масҷидҳо меравад.
516. Арғӯзак сар кашиду гунг дос кашид.
517. Арғузак[7] сар накашид, мумсикак доса кашид.

---

[7]Арғузак(алғузак)-номи гиёҳ





518. Арзан ба нӯли гунҷишк, ҷӯба хӯрда бӯдана.
519. Арзанро бӯдана мехӯрад, бадном каргас.
520. Арзанро кабк мехӯраду латро бӯдана.
521. Арзанро барма мекунад, гирдашро кулча месозад.
522. Арзи худ мебарию заҳмати мо медорӣ.
523. Арзиши ҳар кас ба миқдори кори ӯст.
524. Аррасифат бош, не тешасифат.
525. Арӯса аз духтариш, сага аз кӯчакиш.
526. Арӯс ба ман расиду шаб кӯтоҳ шуд.
527. Арӯс ба тахт монду шоҳ ба ҷилга.
528. Арӯс, ки ба хона монда аз беқадифагия[8].
529. Арӯсии Бибӣ аз ҳама поктар аст.
530. Арӯсӣ ба тамошогар хуш мегузара.
531. Арӯсӣ ба чашми сайлбин осуна.
532. Арӯсӣ деҳ пушти парда, қисмат ба кӣ бигарда?
533. Аскар нашуда мансабдор шуд.
534. Асл ҷафо надорад, камасл вафо.
535. Асл тоби беҳурматӣ надорад.
536. Аслбад аз хато, хато кунад.
537. Аслиҳаи номард аз мард аст.
538. Асои каҷ, сояи каҷ.
539. Асои пир ба ҷои пир.
540. Асп агар оҳу бувад, қамчӣ дар паҳлӯ бувад.
541. Асп аз бенаълӣ оҷиз аст.
542. Асп аз давидан, ҷави худро зиёд мекунад.
543. Асп ба давидан, охур ёд мекунад.
544. Асп харидам уштур баромад.
545. Асп, асп асту хар – хар.
546. Аспдавонӣ пешкаш аст, қоши зинро маҳкам кун.
547. Аспи годиворӣ[9].
548. Аспи касеро Худо бад рай надиҳад.
549. Аспи сари кориро кай об медиҳад?

---

[8]Қадифа-рӯймол
[9]Годӣ-ароба





550. Аспи хубро як қамчин.
551. Аспи хубро як тозиёна бас аст.
552. Аспи худро танҳо давондааст.
553. Аспи хушхӯй як чорак ва аспи бадхӯй ним чорак ҷав мехӯрад.
554. Аспи чӯбӣ роҳ намеравад.
555. Аспро гуфтанд: «падарат кист?» Гуфт: «Модарам асп аст».
556. Аспталабӣ чил ман зӯр дорад.
557. Аср пора мекунад, он чи субҳ медӯзад.
558. Атлас агар кӯҳна шавад полони хар нашавад.
559. Атоятонро ба лиқоятон бахшидам.
560. Афида ва ҷафида омад.
561. Афлотун ба гӯсола фанд хӯрда.
562. Афсонаи харгӯш ба шунидан намеарзад.
563. Афсунгар замини мордорро мешиносад.
564. Афсурдадил афсурда кунад анҷуманеро.
565. Афтав ба зардӣ омад, бибӣ ба ҷилде омад.
566. Афтоба лагани шашдаст ҳозир шуда, аммо аз нон дарак нест.
567. Афтова харчи лим[10].
568. Афтодӣ? Ҳон. Афгор шудӣ? Не.
569. Афъӣ куштан ва бача нигаҳ доштан кори хирадмандон аст.
570. Аҳволи дили сӯхтаро сӯхта донад.
571. Аҳмад рафту Маҳмуд омад, Кал бирафту Мақсуд омад.
572. Аҳмади пуда, ҳамон ки буда-буда.
573. Аҳмақ риш рост кунад, оқил маҳосин.
574. Аҷаб-аҷаб, ки туро раҳм дар дил афтодаст.
575. Аҷабтар з-ин надидам достоне,

Ду тан тарсанд зи бишкаста камоне.

576. Аҷал гирди сарат мегардад.

---

[10]Лим-кафшер





577. Аҷал даври сараш мегардад.
578. Аҷал кампирро пурхӯр созад.
579. Аҷал муаллақ аст.
580. Аҷала ба ақл бо ҳам ҷӯр намеоянд.
581. Аҷала дарахтест, ки меваи он пушаймонист.
582. Аҷала кори шайтон аст.
583. Аҷали каргас, ки расид, Помир меравад.
584. Аҷали мӯрча, ки расид бол мекашад.
585. Аҷали саг, ки расид, дар девори масҷид мешошад.
586. Аҷалрасида бимирад, на бемори сахт.
587. Ашки кабоб боиси туғёни оташ аст.

## Б

588. Ба азони муллои ғариб, касе намоз намехонад.
589. Ба азони муллои ғариб, касе рӯза-ифтор намекунад.
590. Ба азони муллои ғариб касе гӯш намедиҳад.
591. Ба азони мурғ субҳ намешавад.
592. Ба алиф мегӯям ту таёқ.
593. Ба андозаи гилем поятро дароз кун.
594. Ба асал гуфтан даҳан ширин намешавад.
595. Ба бадраг агар хуни шоҳраг диҳӣ, Зи бадраг наяд ба ҷуз бадрагӣ.
596. Ба балои бедармон банд мондем.
597. Ба баҳо намедиҳандат, ба баҳона медиҳандат.
598. Ба баҳонаи бача модар мехӯрад кулча.
599. Ба бача яке надеҳ, ки дуто талаб накунад.
600. Ба бели худ мост моя карда.
601. Ба бердӣ гуфтан намемонад.
602. Ба бӯи шолӣ курмак об хӯрда.
603. Аз пушти шолӣ курмак ав хӯрда.
604. Ба вақти пирӣ хатнасурӣ.
605. Ба вақти хӯрдан аёлдор ҳастум, ба вақти кор танҳо сурат.





606. Ба вузӯи[11] дигарон намоз мехонад.
607. Ба гадо чӣ мерасад, харбузаи кацак.
608. Ба ганда равғани зард нафорида.
609. Ба гандум баробар ба ҷав ду тӯл.
610. Ба гапи худ ошиқ аст.
611. Ба гирифтани пойи саг даст чатал (мурдор) намешавад.
612. Ба гуруснагӣ мурдан беҳтар, ки нони фурӯмоягон хӯрдан.
613. Ба гуфта худ кор кун, то ба гуфтаи ту кор кунанд.
614. Ба гуфтааш бирав, ба кирдораш не.
615. Ба гуфтани оташ даҳан намесӯзад.
616. Ба гуфтори мулло бирав, ба кирдораш не.
617. Ба гӯши хар ёсин хондан чӣ фоида.
618. Ба гӯши хар ёсин хондан.
619. Ба ғалат ҳар кӣ хӯрад ҷон ба саломат набарад.
620. Ба ғамат мемирам, шодиат насиби дигарон.
621. Ба ғилбол (ғирбол) бита[12], ки рехта-рехта биёяд.
622. Ба дар гуфтам, девор бишнав.
623. Ба даст кардӣ ба гардан бикаш.
624. Ба девона на чизе бидеҳу на чизе бихоҳ.
625. Ба дузд мегӯяд duздӣ кун ва ба соҳиби хона мегӯяд ҳушёр бош.
626. Ба дунё дил мабанд ай дил, ки дарди сар шавад.
627. Ба дунё ҳамроям хубӣ кун, ки дар охират хонаи ҳар кас ҷудост.
628. Ба дуои гурба борон намеборад.
629. Ба дӯстат рост бигӯ ба душман лоф бизан.
630. Ба замин мега минатдор бош, ки ма сарат роҳ мерум.
631. Ба замини хушк обёрӣ мекунад.
632. Ба зар мегирдад ба зӯр мекушад. Ё: Ба зар мегирад ба шакар мекушад.

[11]Вузуъ-таҳорат
[12] Бита-бидеҳ

633. Ба зар харид ва ба санг ҳалол кард.
634. Ба зин набуд, ки хотире шод кунӣ.
635. Ба зиндагӣ накунам ёд, ба маргаш кунам фарёд.
636. Ба зоҳир гуле ҳастӣ, ки ба ботин хор.
637. Ба зоҳир малангу ва ботин паланг.
638. Ба зоҳираш айб намебинам, ба ботинаш айб гуфта наметавонам.
639. Ба зорӣ овардӣ, ба хорӣ куштӣ.
640. Ба зӯру зар тавон аз ҳар гуна хатар гузашт.
641. Ба ишқи фоҳиша худро гум макун, ба хоки майхона тайаммум.
642. Ба кирми пилла мемонад тавонгарзодаи нодон,
Ки мепӯшанад қабо абрешиму гум мекунад худро.
643. Ба корди кунд мекушадаш.
644. Ба кулоҳаш парзад.
645. Ба кӯҳнаи худ бисоз, ки нави мардум гарон аст.
646. Ба қабристон на хоби шаву на хоби халошур бубин.
647. Ба қавм бошӣ, беқавм не.
648. Ба қадри мол бошад саргаронӣ.
649. Ба қошуқ шарбат мета, бо дастааш чашма мекаша.
650. Ба луқмаи нони бегона даҳан боз макун.
651. Ба Луқмони Ҳаким ҳикматомӯзӣ чӣ кор?
652. Ба марг бигир, ки ба таб розӣ шавад.
653. Ба марги адӯ шодмонӣ хатост.
654. Ба масал тарра тухме аст.
655. Ба матлаб мерасад ҷӯёи кор оҳиста-оҳиста.
656. Ба мулки ғайр, ки ниҳол бишонӣ садои табар мешунавӣ.
657. Ба мурда лагад задан хатост.
658. Ба назди ман сулҳ беҳтар аз ҷанг аст.
659. Ба нармӣ мебарояд зи сӯрох мор.
660. Ба нодон он қадар рӯзӣ расонад,
Ки сад доно дар он ҳайрон бимонад.
661. Ба ноз бузург шудан ба ранҷ мурдан дорад.





662. Ба нокомӣ мурдан беҳтар аст, аз зери миннату зӯр рафтан.
663. Ба нуки нова гирд кардиш.
664. Ба об бурдану ташна пас овардан.
665. Ба обу оташ худро мезанад.
666. Ба одами бад бало намерасад.
667. Ба осмон ситораву ба замин гиёҳ надорад.
668. Ба оташ наздик машав месӯзӣ, дур марав, ки ях мезанит.
669. Ба падари остини кӯҳна лаънат.
670. Ба пои хар гирифтан, даст мурдор намешавад.
671. Ба пои худ лаби гӯр омадӣ.
672. Ба пои худ теша мезанад.
673. Ба пойи шамъ шунидам зи қайчии фӯлод,

Забони сурх сари сабз медиҳад барбод.

674. Ба пурсон Маккаро ёфтан.
675. Ба раги хобаш нештар зад.
676. Ба риши бобокалонат механдӣ.
677. Ба роҳате нарасид, он ки меҳнате накашид.
678. Ба рӯбоҳ гуфтанд: «шоҳидад кист?» Гуфт: «думам».
679. Ба рӯй нон бимонӣ саг қабул намекунад.
680. Ба сабр метавон аз ғӯра ҳалво пухт.
681. Ба сад қозии кӯр ошнойеш мекунад.
682. Ба садои саг (ғав-ғави) бирав ба равшании чароғ не.
683. Ба сайле рӯи худро сурх мекунад.
684. Ба сар афтиданӣ дорад ба пушти по давиданҳо.
685. Ба сар мезанад ба кулоҳаш рост мекунад.
686. Ба сар нахурӣ ҳушёр намешавӣ.
687. Ба сифлагон тариқаи таслим ҳикмат аст.
688. Ба сози дигарон мерақсем.
689. Ба соил (гадо) кам бидеҳ, кам мазан.
690. Ба суфраи орди ту думи муш ҳам сафед намешавад.
691. Ба танбал кор фармудӣ, насиҳати падарона мекунад.
692. Ба таъқиби ҳар торикӣ равшанӣ аст.





693. Ба тифл, ки кор фармудӣ худат ҳам пушти ҳамон кор бирав.
694. Ба тори хом баста када.
695. Ба торикӣ шишта рӯшноиро меёба.
696. Ба умеди ҳамсоя бешом, ба умеди ошиқ бешӯй.
697. Ба фурӯтанӣ сазовор касест, ки гетӣ ӯро бартарӣ дода.
698. Ба харе, ки кор надорӣ «йуша» нагӯ.
699. Ба хар, ки бор надорӣ, чӣ кор дорӣ?
700. Ба хаси хушк худа масруф карда.
701. Ба хоки майкада тайаммум макун, ба ишқи фоҳиша худро гум.
702. Ба хонааш нон нест у номаш Фатҳхон аст.
703. Ба хонааш нон нест у берун шаш тандур аст.
704. Ба хонаи бегона сад нафар меҳмон чист?
705. Ба хонаи бобим сад ман орди тармайда, ба ман, ки намедиҳад чӣ фоида.
706. Ба хонаи мӯрча шабнам тӯфон аст.
707. Ба хонаи торик бечароғ натвон зист.
708. Ба хорӣ мурдан, беҳтар аз хор шудан назди дунон.
709. Ба хотири як бенамоз дари масҷидро набанданд.
710. Ба хотири як бутта гул, сад бутта хор об мехӯрад.
711. Ба хотири як шабуш пустинро дар додан.
712. Ба хунаш ташна аст.
713. Ба хӯрдан сер нашудӣ, ба лесидан сер намешавӣ.
714. Ба ҳавои дигаре гир мекунад.
715. Ба ҳар даст ки медиҳӣ, ба ҳамон даст боз мегирӣ,
716. Ба ҳар касе, ки бингарӣ, ба ҳамин дард мубтало аст.
717. Ба ҳар қолаб дуруст меояд.
718. Ба ҳар коре бошӣ, бо Худо бош.
719. Ба ҳар коре, ки ҳиммат баста гардад, Агар хоре бувад гулдаста гардад.
720. Ба ҳар ном хоҳӣ, сар барорад.
721. Ба ҳар ранге, ки хоҳӣ мепӯш, Ман аз тарзи хиромат мешиносам.

722. Ба ҳар рӯе, ки бизанӣ, афгор мешавӣ.
723. Ба ҳар чаман, ки расидӣ, гуле бичину бирав,
Ба пои гул манишин, ки оқибат хор аст.
724. Ба ҳар чашме, ки мебинӣ ту моро,
Ҳамон чашм аст, ки мебинад шуморо.
725. Ба ҳарчӣ бозӣ, ба риши бобо ҳам бозӣ.
726. Ба ҳафт нашуд, ба ҳафтод намеша.
727. Ба ҳафтоду ду миллат ошно бош.
728. Ба ҳеҷ қолаб ҷӯр намеояд.
729. Ба ҳоли он кас бибояд гирист, Ки дахлаш ба нуздаҳу харҷаш бист.
730. Ба чавгони ҳиммат тавон бурд гӯй.
731. Ба чодар додӣ, ба кафан баромад.
732. Ба шаҳри хеш ҳар кас шаҳриёр аст.
733. Ба ширинзабонию лутфу хушӣ, тавонӣ, ки филе ба мӯйе кашӣ.
734. Ба шохи оҳу ҳавола кард.
735. Ба шутур алаф зарурат бошад, худаш гардани худро дароз мекунад.
736. Ба як карашма ду кор.
737. Ба як ҷав намеарзад.
738. Ба як нуқта фил қил шуда. (Дар алифбои арабӣ).
739. Ба як пайса ба гап меояд ва ба ҳазор пайса чап намешавад.
740. Ба як рӯз мулло намешавӣ.
741. Ба ях навиштию ба офтоб гузоштӣ.
742. Бад будан беҳтар аст, аз бо бадон нишастан.
743. Бад макун, бад маяндеш, то бад наёяд дар пеш.
744. Бад макун, ки бад уфтӣ, чаҳ макан, ки худ уфтӣ.
745. Бад ҳамаро бад мебинад.
746. Бадбахт куҷо равад, ки некбахт шавад?
747. Бадгумон беимон аст.
748. Бадгуҳар ба кас вафо накунад.
749. Бади ҳамсояро ҳамсоя донад,





Мизоҷи тифли бад худ доя донад.
750. Бадиро бадӣ саҳл бошад ҷазо.
751. Бадӣ кардӣ, хабардор бош.
752. Бадкирдор бадандеш бошад.
753. Бадкуниш бад ба ҷои худ кунад.
754. Бадрӯзӣ ҳам рӯзӣ мехӯраду некрӯзӣ ҳам рӯзӣ.
755. Бадтарин дӯст дурӯғгӯй аст.
756. Бадтарин мардумон касест, ки дили донишмандон ба теғи забон маҷрӯҳ мекунад.
757. Бадхӯй дар ҷанге гирифтор аст, ки ҳар куҷо равад аз уқубати ӯ халосӣ наёбад.
758. Байзаи имрӯз аз мокиёни фардо беҳтар.
759. Байни марду номард як қадам фосила аст.
760. Бақа ба даруни чоҳ, осмонро ба андозаи оби чоҳ мебинад.
761. Бало буду баракаташ не.
762. Бало куҷост, зери по.
763. Балои орд да сари канду.
764. Балои тавила бар сари маймун.
765. Балойе буд, вале ба хайр гузашт.
766. Бангӣ пурхӯра, мулло бадном.
767. Банда ба хайру шарри худ намефаҳмад.
768. Бандагӣ – бечорагӣ.
769. Бандагӣ аз сараш парид.
770. Бандагӣ бояд, паямбарзодагӣ манзур нест.
771. Бандаеро, ки бихаранду нафурӯшанд, озодтар аст аз бандаи шикам.
772. Бандаи даргоҳ то ба хона ҳамроҳ.
773. Бандаи Худо дар амони Худо.
774. Бандаи Худоро ният, сабзаро борон.
775. Бар абри дӯғат поғунда мезанам.
776. Бар гармӣ кулоҳ бигир, ба серӣ нон.
777. Бар дарёи ором ҳама кас маллоҳу роҳнамост.
778. Бар деҳи вайрон хироҷ ва ушр нест.





779. Бар заминат мезанад нодон дӯст,
780. Душмани доно баланд мекунад.
781. Бар чашми кӯр сурма кашидан чӣ фоида.
782. Баракат дар ҳаракат аст, саодат дар муҷоҳадат.
783. Бараҳна аз дузд ва террор наметарсад.
784. Барги сабз аст тӯҳфаи дарвеш,
    Чӣ кунад бенаво ҳамин дорад.
785. Бар гузашта афсӯс набояд хӯред.
786. Ба гузашта гузашт з-ӯ макун ёд, имрӯз мадеҳ ба муфт барбод.
787. Барканда он риш, ки дар дасти занон аст.
788. Баркат аз иттифоқ меояд.
789. Баробари қадаш қабо медӯзад.
790. Бародар, бародар ҳисобаш баробар.
791. Бародар, ки дар банди хеш аст, Ӯ на бародар асту на хеш аст.
792. Бародарашро бубин, хоҳарашро бигир.
793. Бародарӣ – баробарӣ.
794. Бародарон ҷанг кунанд, аблаҳон бовар.
795. Барои девона як «ҳу» бас аст.
796. Барои кӯр, чӣ сурх чӣ бӯр.
797. Барои кӯр чӣ шабу чӣ рӯз.
798. Барои ниҳодан чӣ симу чӣ зар.
799. Барои ҳар кас Ватанаш Кашмир аст.
800. Барои он кас бимир, ки бароят таб кунад.
801. Барои ошиқ Бағдод дур нест.
802. Барои ошиқ як ғазали ошиқона бас аст.
803. Бароти ошиқон бар шохи оҳу.
804. Барраи хуб ҳафт модарро мемакад, барраи ганда якро.
805. Барраи чобук ду мешро мемакад.
806. Барф аз тезии худ зуд фано мешавад.
807. Барфи боми худро бар сари боми дигарон меандозад.
808. Басо мурод, ки дар замини номуродиҳост.





809. Бахил ба бухли худ гирифтор аст.
810. Бахт агар бошад, набот аз бед мегирем мо.
811. Бахт агар вожгун шавад, полуда дандон бишканад.
812. Бахт агар ёрӣ кунад, дандон сандон бишканад.
813. Бахт агар ёрӣ кунад, чархи фалак зорӣ кунад.
814. Бахт куҷо меравӣ ғелон-ғелон?
815. Бахт чун баргашт, баргарданд ёрон сар ба сар.
816. Бахт, ки баргашт, аспи тавила хар мегардад.
817. Бахшанда об аст, ки ҳар чӣ биёбад тар кунад.
818. Бахшиш ба хирвор, ҳисоб ба мисқол.
819. Ҳисоб ҷав-ҷав, бахшиш лак-лак.
820. Баҳлул як сутаву як чута (ё як качкул).
821. Баҳор куҷо будӣ, ки зимистон омадӣ.
822. Баҳор нарасида, ниҳолшонӣ мекунад.
823. Баҳору гул дили афсурдаро чӣ кор ояд,
Дил агар малул бувад гул ба дида хор ояд.
824. Баҳр натвонад кушудан укдаи гирдобро.
825. Бача ба саг ҳамнишин аст.
826. Бача зеби кӯча аст.
827. Бача кардем риндон бурд, духтар кардем мардон бурд, мондем танҳову саргардон.
828. Бача то нагиряд, модараш шир намедиҳад.
829. Бача химчаи тар аст.
830. Бача ширин аст, навоса аз он ширинтар.
831. Бачаи ғариба не бизан, не бикан, нуна те, бағал бигӣ. (Ҳиротӣ).
832. Бачаи гург ҳам гург аст.
833. Бачаҳо дар бозӣ, модарҳо пеши қозӣ.
834. Бачара кораш – кача.
835. Бачаро, ки кор фармудӣ худат аз пушташ бирав.
836. Ба ҷав баробар, ба гандум ду тӯл.
837. Ба ҷавонӣ чӣ будӣ, ки ба пирӣ бошӣ.
838. Ба ҷои қалб дар синааш санг аст.
839. Ба ҷои мост маҳтобро мелесад.





840. Ба ҷуволе, ки даҳ ман ғуза бигунҷад, думан арзан ҳам ҷой мешавад.
841. Баъд аз ранҷ роҳат аст.
842. Баъд аз сари ман кунфаякун мешавад.
843. Баъд аз ханда гирё аст.
844. Беазон касе ба масҷид намеравад.
845. Бедардро давову маро дард мерасад,
Рӯзе ба қадри ҳавсалаи мард мерасад.
846. Бедафу чанг мерақсад.
847. Беёри вафодор на аз умр лаззате, на аз зиндагонӣ роҳате.
848. Безаҳмат моҳӣ ба даст намеояд.
849. Безаҳмат роҳат нест.
850. Бемай маст асту бе сирка турш.
851. Бепир марав дар амонӣ, ҳарчанд ки Сикандари замонӣ.
852. Беранҷ ганҷ муяссар нашавад.
853. Бесиму зар ба кӯчаи симбарон марав.
854. Бесирка турш аст.
855. Бехалта фир наку.
856. Беайб Худост.
857. Беасо роҳи даҳон маълум бошад, кӯрро.
858. Бегона дӯст нашуд, шикамба гӯшт.
859. Бегона саги девона.
860. Бегонаро дур кун, мурдаатро гӯр кун.
861. Бегуноҳ бош то беҳтар бошӣ.
862. Безар – бепар.
863. Безеба қилиғаш (нағмааш, ороишаш) зиётӣ (зиёдатӣ).
864. Беиллат кас аз касе наранҷад.
865. Бекорӣ, модари фасодҳост.
866. Бекорӣ, санг ба хандақ биандоз.
867. Бемор болиш дора, на нон зери болиш дора.
868. Бемори ҳар шаҳр ба миқдори табиб аст.





869. Беморӣ беҳ аз бекорӣ.
870. Бенавоёнро Худо ризқи ҳавоӣ медиҳад.
871. Берун нарафтани арӯс аз бечодарӣ аст.
872. Берунгӣ омад, дарунгиро кашид.
873. Бетолеъ ҳамеша хор (залил) аст.
874. Бехаш дар об аст.
875. Бехи гӯши мо соранг мезанад.
876. Бехи сар хорондан.
877. Беҳайёӣ бадтарин қабоеҳ аст.
878. Беҳтарин гавҳари ганҷинаи ҳастӣ сухан аст,
Гар сухан ҷон набуд мурда чаро хомӯш аст.
879. Беҳтарин созҳо сози офтобаву лаган аст.
880. Бибӣ, ки ду ша хона нору ша (шавад).
881. Бигзор, ки дигарон таърифат кунанд.
882. Бигираш, ки нагирадат.
883. Бигӯ дӯстат кист, то бигӯям ту кистӣ.
884. Бигу-бигу дашти Аргу.
885. Бидуни худи шахс ҳеҷ кас душмани кас нест.
886. Бимир, аммо гадоӣ макун.
887. Бинавис-бинавис, то ки шавӣ хушнавис.
888. Бингар, ки чӣ мегӯяд, мангар, ки кӣ мегӯяд.
889. Бинии худро сиёҳ карду номи худро оҳангар монд.
890. Биние, ки ганда шуд бурида намешавад.
891. Бинии ту пар дора Худо тура вардора.
892. Бинишинам пешат биканам ришат.
893. Биниша бигирӣ ҷонаш мебарояд.
894. Биҳишт зери пои модарон аст.
895. Бипарҳез аз нодоне, ки худро доно шумурд.
896. Биравӣ ба он работ, бичашӣ аз он набот.
897. Бисёр сафар бояд то пухта шавад хоме.
898. Бисёр фарқ бошад, аз андеша то вусул.
899. Бисёр хӯрдан моҳиворӣ тапидан.
900. Бисёрдон бисёргӯй аст.
901. Бисӯзу бисоз.





902. Битарс аз касе, ки наметарсад аз Худо.
903. Бияндозу бияндоз, то ки шавӣ тирандоз.
904. Боадаб бош то бузург шавӣ, ки бузургӣ натиҷаи адаб аст.
905. Бо аспи шоҳ гуфтаанд ёбу.
906. Бо бузургон эҳтиром, бо хурдон шафқат.
907. Бо вуҷуди тангчашмӣ, сӯзан пардапӯши олам аст.
908. Бо гург думба мехӯраду бо чӯпон гиря мекунад.
909. Бо гӯшташ оштию бо шӯрбош ҷангӣ.
910. Бо дарди бисёр ба дармон бирасӣ.
911. Бо даст чормағз мешиканонад.
912. Бо дузд даҳани ҷуволро мегирад.
913. Бо дузд мегӯяд duздӣ куну ба соҳиби хона мегӯяд ҳушёр бош.
914. Бо дӯстон мурувват бо душманон мадоро.
915. Бо зоғ бӯданагирӣ мекунад.
916. Бо кофару мусалмон биншину сулҳ кун.
917. Бо малики деҳ бисозу деҳро битоз.
918. Бо мардуми доно аз дари ҳила даромадан, об дар ҳован кӯбидан аст.
919. Бо модари худ ҷафо кунад, бо дигарон чиҳо кунад.
920. Бо ҳама качкулоҳ бо мо ҳам.
921. Бо ҳар кас, ки бадӣ кардӣ аз он бияндеш.
922. Бо оли Алӣ ҳар кӣ дарафтод, барафтод.
923. Бо пунба ҳалол кардан.
924. Бо солеҳон нишин, ки солеҳ шавӣ.
925. Бо таваккал зонуи уштур бубандӣ.
926. Бо тангзарифон нишастан, умр зойеъ кардан аст.
927. Бо филбон, ки рафиқ шудӣ, аввал филхона бисоз.
928. Бо фосиқи мутавозеъ беҳтар, ки бо обиди мутакаббир мусоҳибат кардан.
929. Бо Худо додагон ситеза макун, ки худододагонро Худо додааст.
930. Бо Худо кор аст моро, нохудо даркор нест.





931. Бо шоҳ шавла намехӯраду бо саг устухон.
932. Бо шоҳ шавла намехӯраду бо ҳинду фатир.
933. Бобара (боборо) кас дӯст надора, ҷейби бобара ҳама кас дӯст дора.
934. Боби дандон аст.
935. Бобо кадам наёмад, кач-кач кадам наёмад, охир ба пои худ омад.
936. Бобо, ки ду зан дорад, чӣ ғам дорад.
937. Ду зан дорам чӣ ғам дорам.
938. Бод дар қафас кардан.
939. Бод шарики деҳқон аст.
940. Бод шуд, борон шуд, Худо муроди хӯшачинро дод.
941. Бодинҷон арзон асту масрафаш зиёд аст.
942. Бодинҷони бадро бало намезанад.
943. Бодро гиреҳ кардан.
944. Бодро дар ҳован кӯбидан.
945. Бодро дар ресмон гиреҳ кардан.
946. Бодро паймона кардан.
947. Боз намонд, боша намонд, ғулбак (акка) баромад шикор кард.
948. Боз ҳамон кафанкаши қадим.
949. Бозгашти муш ба осиё (ё ба анбор) аст.
950. Баззоз ба рафиқи худ мегӯяд: «тамоми дӯкон садақаи сарат, аммо як метрро пора макун».
951. Бозӣ, бозӣ, бо риши бобо ҳам бозӣ.
952. Бозор дарозу пайса гирд.
953. Бозор тезӣ мекунад.
954. Бозори Мустафо харидор Худо.
955. Бозори таҳвилхона Хизр аст.
956. Боқии достон, шаби фардо.
957. Болин замину лиҳоф осмон.
958. Боло ҷояш нест, ба поин ҳам наменишинад.
959. Болои сӯхта намаков.
960. Болои як гилем ҳам дӯст нишаста ва ҳам душман.

961. Болопӯшаш осмуна, таҳпӯшаш замин.
962. Болоро бод бурду поинро об.
963. Болотар аз сиёҳӣ ранги дигар набошад.
964. Бомро монда тангиро лагад мекунад.
965. Бону, ки ду шуд, хона нору шуд.
966. Бори каҷ ба манзил намерасад.
967. Бори уштур ба ғалбел гарон намеша.
968. Борон бибарад гил шавад,
Рафтани ёр мушкил шавад.
969. Ботин гургу зоҳир меш.
970. Боҳаё бош, подшоҳӣ кун, беҳаё бошу ҳар чӣ мехоҳӣ кун.
971. Боҷа, ки боҷара дид, саг каллапочара дид.
972. Боҷа боҷара мешиносад, гов кунҷорара.
973. Бувад ҳампеша бо ҳампеша душман.
974. Будам гадои дар ба дар, Худо дода ба як назар.
975. Бӯданааш мехонад.
976. Бӯданаи багил (гурехта) дар харита (халта) мешура (овози бӯдана).
977. Бӯданаи суративорӣ сӯи дораву ҷанг не.
978. Буз аз пои худ овезон асту ва гӯсфанд аз пои худ.
979. Бузак-бузак намир, ки ҷави Лағмон мерасад.
980. Бузак-бузак намур, ки баҳор меояд.
981. Бузи бечора, канора мечара.
982. Бузи гаргинӣ шохи заррин.
983. Бузи мурдаву шохи заррин.
984. Бӯзинаро ба даравгарӣ чӣ кор?
985. Бӯзинаро бо наҷҷорӣ чӣ кор?
986. Бузургворӣ дар ҳоҷатравоӣ аст.
987. Бузургии тифл аз адаб аст.
988. Бузургӣ ба ақл аст, на ба сол.
989. Бузургӣ ба пирӣ нест.
990. Бузургӣ дар дарвешӣ аст ва роҳат дар қаноат.
991. Бузургӣ ёбӣ, бахшидагӣ кун.





992. Бузургӣ харҷ дорад.
993. Бузургон хурда ба тифлон нагиранд.
994. Бӯи мушк пинҳон намешавад.
995. Бӯи нарасида дам кард.
996. Бум аз тарбият ҳазордостон шуд.
997. Бунёди мулк бе сари теғ устувор нест.
998. Бӯрё фурӯхтану масҷид обод кардан.
999. Бӯрёбоф гарчи бофанда аст, набарандаш ба коргоҳи ҳарир.
1000. Бӯса ба пайғом мефиристад.
1001. Бутам пора, бихарам хола.
1002. Бути кадом некбахтро пеши пояш монда.
1003. Бути мо ҳарчӣ дорад хуб дорад.
1004. Бутпарастро дар Каъба дев гирад.
1005. Бухоро дур, манзилаш наздик.

## В

1006. Вақт баробари тилло аст. Ё: Вақт тилло аст.
1007. Вақте ки бачагонам расид, луқма ба даҳонам намерасад.
1008. Вақте ки будам ҷавони хушранг, ҳол шудам пири бадранг.
1009. Вақте ки инсон пир шуд, ҳариси ҷавонӣ мешавад.
1010. Вақти аз даст рафта боз ба даст наёяд.
1011. Вақти рафта ва оби рехта дубора ба даст намеояд.
1012. Вақти хӯрдан гӯшти барра.
1013. Вақти хӯрдан тайёр, вақти кор бемор.
1014. Вақти шодӣ дар миёну вақти ҷанг андар канор.
1015. Вақтро ғанимат дон ҳар қадар, ки битавонӣ.
1016. Вақтро нодида бонг медиҳӣ.
1017. Валиро Валӣ шиносад.
1018. Валӣ агар нест, холӣ ҳам нест.





1019. Ватан аз даст мадеҳ, оби бақо дар Ватан аст.
1020. Вафо аз паҳлуи девона хезад.
1021. Ватан аз гӯшаи имони ман аст.
1022. Вафо кун, то сафо бинӣ.
1023. Вафодорӣ аз саг бояд омӯхт.
1024. Вақте ки ҷав бошад, хар ҳалво намехӯрад. (Ҳирот).
1025. Ваъдаи васл чун шавад наздик, оташи ишқ низ тар гардад.
1026. Виҷдон агар захмӣ шуд, ҷӯр намешавад.
1027. Во гӯр, танҳо гӯр.
1028. Вой бар ҳоли одами бадхӯ.
1029. Вой-вой аз қабри танг, хишту гил болишти ман.
1030. Вой-вой ҷони худам, меҳмон худам.
1031. Воизон к-ин ҷилва бар меҳробу минбар мекунанд,
Чун ба хилват мераванд он кори дигар мекунанд.(Ҳофиз)
1032. Воқифу вақт хеш бояд бувад.
1033. Вомондаи хар ба кор мебояд дод.
1034. Вомандаи говро ба хар бояд дод.
1035. Вузӯъ аслиҳаи мард аст.
1036. Вузӯъ нест, ки садди Сикандар аст.
1037. Вуҷуди ноқис беҳ аз адами маҳз.

**Г**

1038. Гавҳар дар даҳони саг афтод.
1039. Гавҳари пок бибояд, ки шавад қобили файз.
1040. Гадо агар ҳамаи олам ба ӯ диҳанд, гадо аст.
1041. Гадо аз бас надида қадри эҳсон,
Ҳилоли идро хонад лаби нон.
1042. Гадо ба гадо, раҳмат ба Худо.
1043. Гадо баҳри тамаъ фарзанди худро кӯр мехоҳад.





1044. Гадо гадоро дидан надорад.
1045. Гадо ҳамеша гадост.
1046. Гадо чашми диди гадои дигар аст.
1047. Гадои нексаранҷом, беҳ аз подшоҳи бадфарҷом.
1048. Гадоӣ агар нанг надорад, баракат дорад.
1049. Гадоӣ ганҷ аст, вале баракат надорад.
1050. Гадоӣ тиҷорати бесармоя аст.
1051. Гадоро рӯй диҳӣ, соҳиби хона шавад.
1052. Гадоро рӯй додӣ, мерос даъвӣ мекунад.
1053. Газандаро магир, ки мегазадат.
1054. Гандападар бошиву гандамодар не.
1055. Гандагира ҳар чӣ шӯр битӣ, бӯяш мебароя.
1056. Гандаро қалбаш зиётӣ.
1057. Гандум тару осиёб хушк.
1058. Гандумат чу орд шуд, дар осиёб лангар наяндоз.
1059. Гандумдузд гунаҳкору коҳдузд кофир.
1060. Гандумнамои ҷавфурӯш аст.
1061. Ганҷ ба Қорун намонад, тахт ба Сулаймон.
1062. Ганҷ дар вайрона аст.
1063. Ганҷ он аст, ки мор дар он хуфта бошад.
1064. Ганҷи Қорунро ёфтааст.
1065. Гаҳе зин ба пушту гаҳе пушт ба зин.
1066. Гап аз гап гузашта.
1067. Гап аз гап мехезад.
1068. Гап ба даҳонат гулоб бигарда.
1069. Гап ба фурӯш нест.
1070. Гап ба харид нест.
1071. Гап бидонӣ, дар намонӣ.
1072. Гап задан осон аст.
1073. Гап овозаву дарвоза шуд.
1074. Гап, ки аз дил бархезад бар дил нишинад.
1075. Гапа бишнаву корта кун.
1076. Гапаш ба офтоба лаган кашид.
1077. Гапашро ба замин намеандозад.





1078. Гапи бад захми носур аст.
1079. Гапи зоға зоғ медона.
1080. Гапи калон гирифтан мояи давлат аст.
1081. Гапи калонҳо нақши санг аст.
1082. Гапи мард якест.
1083. Гапи ҳақ кара[13] надора.
1084. Гапи ростро аз бачаи хурд пурсон кун.
1085. Гапи ростро мардум аз девона мепурсанд.
1086. Гапи хақ талх аст.
1087. Гапи хароб зуд мунташир мешавад.
1088. Гапи хонара ай чӯпони дашт, гапи дашта ай синори (арӯси) хон пурсон кун.
1089. Гапи хуб як дафъ зада меша.
1090. Гапҳои пайтуӣ[14] назан.
1091. Гапро баробари даҳанат бизан.
1092. Гапро калон нагӯй, луқмаро калон бигир.
1093. Гар ба давлат расӣ, маст нагардӣ, мардӣ.
1094. Гар дар Яманӣ, бо манӣ, пеши манӣ,
Гар пеши манӣ, бе манӣ, дар Яманӣ.
1095. Гар зарурат бувад, раво бошад.
1096. Гар мо нарасидем, ту шояд бирасӣ.
1097. Гадо гар муътабар шавад, зи худо бехабар шавад.
1098. Гар набошад бими мурдан, зиндагӣ душвор нест.
1099. Гар набошад раҳравӣ, раҳзанӣ даркор нест.
1100. Гар набудӣ чӯби тар, фармон набурдӣ гову хар.
1101. Гар рост сухан гӯӣ, дар банд бимонӣ, беҳ зи он, ки дурӯғат диҳад аз банд раҳоӣ.
1102. Гар сабр кунӣ, аз ғӯра ҳалво созӣ.
1103. Гар ту султонӣ, ба мулки мардум ҳайронӣ.
1104. Гар Худо ёрӣ кунад дар корҳо,
Бардамад аз хорҳо гулзорҳо.
1105. Гардани бетамаъ баланд аст.

[13] Кара-равғани маска
[14] Пайтуӣ-ҳавоӣ





1106. Гардани хамро шамшер намебурад.
1107. Гардани харро хар мехорад.
1108. Гардани шутур камонест, ки барои қурбонӣ сохта шуда.
1109. Гарди кӯча ба почеш нишаста.
1110. Гармии раҳ гармӣ мебардорад.
1111. Гарму сарди рӯзгор надида.
1112. Гаронфурӯширо ба ёди баққол додӣ.
1113. Гила аз дӯст мешавад.
1114. Гила аз дӯстон айб нест.
1115. Гилематро ҷое бифурӯш, ки болои он бинишинӣ.
1116. Гилемаш ҷамъ шуд.
1117. Гилеми бахти касеро, ки бофанд сиёҳ, ба оби замзаму кавсар сафед натвон кард.
1118. Гилеми ҳамсоя то нисфи шаб аст.
1119. Гилеми сиёҳ ба шустан сафед намешавад.
1120. Гиллаат сари чашмҳоям.
1121. Гирам, ки фалак ҷома диҳад кӯҳандом?
1122. Гирдак-гирдак хок бар сари шогирдак, гул бар сари охундак.
1123. Гирди номи падар чӣ мегардӣ,

Падари хеш шав агар мардӣ.

1124. Қапидани кӯр, задани кар.
1125. Гиря беҳ зи он ханда, ки аз заъфарон хезад.
1126. Гиря беҳтар зи хандаи бе ҷой.
1127. Гиря ҳам дили хуш мехоҳад.
1128. Гиря ояд зи хандаи бисёр.
1129. Гиряи бевақт беҳ аз хандаи бевақт.
1130. Гиряи зан, макри зан аст.
1131. Гиряи тифлон наёзорад гаҳвораро.
1132. Гов агар сиёҳ аст, шираш сафед аст.
1133. Гов ба гӯсола мега, ки сиёҳ ҳастӣ.
1134. Гов бисёр хӯра, ҳамон бор.
1135. Гов зери заминро қулба мекунад.





1136. Гов мурд говдӯшааш ба ҷост.
1137. Гов мурду илғов (испори шарикӣ) сӯхт.
1138. Гов омаду гӯсола ҷунбид.
1139. Гова куштӣ хайрот кардӣ.
1140. Говаш нӯҳ ман шир медиҳад.
1141. Гови бешоху дум.
1142. Гови қисир душмани гӯсола.
1143. Гови оғилро ҳоҷати дандошуморӣ нест.
1144. Гови одами ғариб ба рӯзи хайрот гум мешавад.
1145. Гови пир кунҷора хоб мебинад.
1146. Гови пир назри мазор.
1147. Гови рихин подара рихин мекунад.
1148. Гови танбал ба кунҷора намеарзад.
1149. Говро то думаш пӯст канд, вақте ки ба думаш расид, монда шуд.
1150. Гову хар аз роҳи нӯш, одамӣ аз роҳи гӯш.
1151. Гову харро накунад хӯрдани гандум одам.
1152. Голро[15] қарча мехӯрад, ҷавобашро бӯдана медиҳад. Ё: Голро Гунҷишк хӯрад, латро бӯдана.
1153. Гоҳ дар наъл мезанад, гоҳ дар мех.
1154. Гоҳе аз пир, гоҳе аз мурид.
1155. Гоҳе карёбу гоҳе дарёб.
1156. Гоҳе навбати Аббосу гоҳе навбати ада.
1157. Гузашт он чӣ гузашт.
1158. Гузашта баргашт надорад.
1159. Гузашта пули оянда аст.
1160. Гузаштаро салавот, ояндаро эҳтиёт.
1161. Гузаштаро фаромӯш кун, ба фикри оянда бош.
1162. Гӯйи мушкилу нагӯйи ҳам мушкил.
1163. Гул агар бар сар набошад, хор дар по ҳам хуш аст.
1164. Гул агар нестӣ, хор ҳам набош.
1165. Гул аз хор аст, Иброҳим аз озор.
1166. Гул ба гулистон бурдану зира ба Кирмон бурдан.

[15] Гол-арзан

1167. Гул ба дасти хор аст.
1168. Гул ба духтар мезебаду шамшер ба ҷавон.
1169. Гул бехор нест, ёр беайб.
1170. Гул бигӯ, гул бишнав.
1171. Гул бо хор, ганҷ бо мор, шодӣ бо ғам аст.
1172. Гул будӣ, гулоб шудӣ.
1173. Гул буду ба сабза низ ороста шуд.
1174. Гул пушту рӯй надорад.
1175. Гул чу пажмурда шавад бар сари роҳ андозанд.
1176. Гуле, ки на бӯ дорад на хосият, ба тарбият намеарзад.
1177. Гуле, ки тарбияи дасти боғбон нахӯрд, агар зи чашмаи ҳайвон сар занад худрӯст.
1178. Гули қоғазиро ба шабнам чӣ кор.
1179. Гули сари сабад аст.
1180. Гули сурх насиби хор аст.
1181. Гили хушк ба девор намечаспад.
1182. Гули чоҳ, сари чоҳ.
1183. Гулномӣ беҳ аз бадномӣ.
1184. Гулоб ба рӯйтон.
1185. Гулро ба об дор.
1186. Гулӯнат сурмадон, шикамат коҳдон.
1187. Гулханеро сад бор хор ба кор аст.
1188. Гунҷишк чиву шӯру шараш чӣ.
1189. Гунҷишки ба даст, беҳ аз бози ҳаво.
1190. Аз гунҷишки деҳа паноҳ бита.
1191. Гунҷишки нару модаро дар ҳаво мешиносад.
1192. Гунҷишкро рӯзи борон мегиранд.
1193. Гуноҳ аз банда, авф аз Худо.
1194. Гуноҳ макун, аз подшоҳ матарс.
1195. Гуноҳи тухм чӣ бошад, гар замин қобил набошад.
1196. Гуноҳи як дастро аз дасти дигар намепурсанд.
1197. Гуноҳро ту кардӣ, тавбаашро ман кунам?
1198. Гурбаро ба мӯш кай буд меҳри модарӣ.
1199. Гург аз Худо чӣ мехоҳад, ба ғайр аз боду борон.
1200. Гург бихӯра, нахӯра даҳанаш пури хун аст.

1201. Гург гарчи пир шава, боз бачаи шағол намеша.
1202. Гург дар либоси меш аст.
1203. Гург чиву саховат.
1204. Гурги борондида.
1205. Гурги гурусна худро ба чашми шер мебинад.
1206. Гурги гӯсфанднамо.
1207. Гурги пир ошиқи кафтор[16] аст.
1208. Гургоштӣ кардан.
1209. Гургро ёд кардӣ, таёқро ба даст бигир.
1210. Гургро чӯпонӣ кардан.
1211. Гургу меш инҷо аз як чашма об мехӯранд.
1212. Гурехтан аз ҷанг пирӯзӣ аст.
1213. Гӯри бахил танг аст.
1214. Гурусна нон хоб мебинад, бараҳна либос.
1215. Гурусна падари худро намешиносад.
1216. Гурусна фожа[17] мекашаду сер оруғ мезанад.
1217. Гуруснаро гуфанд: «ду ҷамъи ду чанд мешавад?» Гуфт: чаҳорто нон.
1218. Гуруснаро назан нонашро бигир.
1219. Гуруснаро сер карда наметавонаду серро дида наметавонад.
1220. Гуруснаро як луқма, мондаро як қадам.
1221. Гӯсола ба зӯри мех мепарад.
1222. Гӯсола то гов шавад, дилу ҷонат об шавад.
1223. Гӯсолаи ало аз пояш маълум аст.
1224. Гӯсолаи думодара гурусна мемонад.
1225. Гӯсоларо то гов фарқ наметавонад.
1226. Гӯсфанди кар ду дафъа метӯра.
1227. Гӯсфанди нар барои қурбонист.
1228. Гӯсфанди танбал фикр мекунад, ки пӯсташ сангин аст.
1229. Гӯсфандро ба даҳони гург додан.

---

[16] Кафтор-як навъ ҳайвони хармонанди ваҳшӣ
[17] Фожа-даҳанфожак





1230. Гуфта-гуфта забонам мӯй кашид.
1231. Гуфта-гуфта ман шудам бисёргӯй,
В-аз шумо як кас нашуд асрорҷӯй.
1232. Гуфтор мутобиқи рафтор нест.
1233. Гуфту шунид ғизои рӯҳ аст.
1234. Гӯш ба овоз ҳастам.
1235. Гӯш дошта бошӣ, суханро шунав.
1236. Гӯш куну дам мазан,
Маърака барҳам мазан.
1237. Гӯшат аз даҳанат як билист фосила дорад.
1238. Гӯшатро ҳамрои оринҷат бихор.
1239. Гӯшвор азиз асту гӯш аз он азизтар.
1240. Гӯши худро ба гӯшворӣ мардум пора (сӯрох) намекунам.
1241. Гӯши шайтон кар.
1242. Гушна ба гадо чӣ дода?
1243. Гушна дар хона, садақаи берун раво нест.
1244. Гушна дар хона, хайр дар саҳро.
1245. Гушна пурзӯр аст.
1246. Гушнагиро надида, ки ошиқӣ ёдаш бара.
1247. Гушнаи Худоро Худо сер мекунад.
1248. Гушнаро ба тағора дидаву бараҳнаро ба намад.
1249. Гӯшт аз ту устухонаш аз ман.
1250. Гӯшт беустухон несту шолӣ бекурмак.
1251. Гӯшт қимат, сабр арзон.
1252. Гӯшт, ки ганда шавад, намак зананд, намак агар ганда шавад чӣ зананд?
1253. Гӯшташ ба гӯшт, шӯрбояш фоида.
1254. Гӯшти ганда ба гардани қассоб.
1255. Гӯшти зоғ ба зоғ раво нест.
1256. Гӯшти хар дандони саг.
1257. Гӯшту нохун аз ҳам ҷудо намешаванд.
1258. Гӯшу даҳон фарқ дорад.
1259. Гӯшу ҳуши хар, тарафи чарогоҳ аст.





## Ғ

1260. Ғаввос дар дарё чизе дидааст, ки ба ғурриш меравад.
1261. Ғав-ғави саг шағола ба боғ меора.
1262. Ғайбу ғуруб шуд.
1263. Ғайбатгар душмани Худову Расул аст.
1264. Ғайбро Худо донад.
1265. Ғайбу ғорат шуд.
1266. Ғаллара ғала рафт, риш аз калла.
1267. Ғам надорӣ, буз бихар.
1268. Ғам хӯрдан суде надорад.
1269. Ғам чанд хӯрӣ ба кори ноомада пеш.
1270. Ғами берунро ба хона ҳал кунанд, ғами хонаро ба кучо ҳал кунанд?
1271. Ғами дарун шуда.
1272. Ғами ҳар чиз меравад, ғами шикам не.
1273. Ғами фардоро имрӯз набояд хӯрд.
1274. Ғаму шодеш яке шуд.
1275. Ғаму шодӣ бародаранд.
1276. Ғанимат дон даме, то як дам аст.
1277. Ғанӣ ҳарчӣ сахӣ бошад, суфра бар сари роҳ намекушояд.
1278. Ғараз нагир, ки тӯҳмати ноҳақ аст.
1279. Ғариб аз гушнагӣ мемураду мулло болои сараш нони равғанӣ мемолад.
1280. Ғариб кушта щуд, либосаш пора не.
1281. Ғариб ҳам Худо дорад.
1282. Ғариб шудӣ зан бигир, ё асп бихар, ё сафар кун.
1283. Ғариба, ки Худо сер накуна, банда наметона.
1284. Ғарибат ма кардум, фақират кӣ кард?
1285. Ғарибӣ ӯро кушту маро лофаш.
1286. Ғарибон шикастадил мемонанд.
1287. Ғарибро аз жандапӯшӣ чӣ ор.
1288. Ғарибро аз шаҳр берун намекунанд.





1289. Ғарибро мазан, нонашро бигир.
1290. Ғарибро сари шутур мор мегазад.
1291. Ғарибро, ки Худо медиҳад хӯрда наметавонад.
1292. Ғариқ (ба об ғарқшуда) ба ҳар хасу хошок даст мезанад.
1293. Ғарқшударо фарёд чӣ суд.
1294. Ғирбол аз об бардошт.
1295. Ғофил зи кори хеш мабош.
1296. Ғофил машав аз ҳар кӣ дилаш озурдӣ.
1297. Ғофил нашавад оқил, оқил нашавад ғофил.
1298. Ғуломи зархарид аст.
1299. Ғуломи қонун бош, то озод бошӣ.
1300. Ғуломи ҳалқа ба гӯш аст.
1301. Ғуломи худ бошу бодори ҳама.
1302. Ғурбатзада меҳрубон мебошад.
1303. Ғур-ғур кардан.
1304. Ғурии биринҷ, пешонии каринҷ.
1305. Ғӯра нашуда мавиз гашт.

## Д

1306. Дав аз асп, ҷав аз соҳибаш.
1307. Дави буз ба як занҷир.
1308. Давлат агар давлати ҷамшедист,
Мӯйи сафед ояти навмедист.
1309. Давлат агар падид ояд, ба он чи бояд раҳнамояд.
1310. Давлат ба худ дорӣ, обрӯ ба мардум.
1311. Давлат беҳтар зи ақлу илм нест.
1312. Давои ғазаб хомӯшист.
1313. Давои дарди дандон беҳтар аз кандан намебошад.
1314. Даврагардӣ кори ҳар бӯзина нест.
1315. Дағалии бача аз бебуҷулия.





1316. Дам ғанимат аст.
1317. Дами пирӣ ҳаваси ҷавонӣ.
1318. Дами табара намад гирифта.
1319. Данг-данг гули якранг.
1320. Дандон, ки дар даҳан набуд ханда хуб нест.
1321. Дандони садаф ҳоҷати мисвок надорад.
1322. Дандони тамаъ баркандан.
1323. Дар айб назар макун, ки бе айб Худост.
1324. Дар афв лаззатест, ки дар интиқом нест.
1325. Дар баҳор он ки туро дида, чӣ гулҳо баста.
1326. Дар баҳорон кай шавад сарсабз санг,
Хок шав то гул бирӯяд ранг - ранг.
1327. Дар бар, боз бубар.
1328. Дар баста, девор баста, дуздак ба саро ҷаста.
1329. Дар бели худ мост моя карда.
1330. Дар берун нақшу нигор, дар дарун заҳри мор.
1331. Ҳар беша магӯ, ки холист, шояд, ки паланге хуфта бошад.
1332. Дар биёбон кафши кӯҳна неъмат аст.
1333. Дар бисоташ (кисааш) чизе не, лофаш ҳамаро кушта.
1334. Дар бисоти нуктадонон худфурӯшӣ шарт нест,
1335. Дурр бишканад, сухан не.
1336. Дар боғат дузд гирифтӣ, ба дарахт баста кун.
1337. Дар боғшон олу, афғон магӯ холӯ.
1338. Дар боло ҷояш нест, дар поён намешина.
1339. Дар вақти осоиш бас даст ор, дар вақти гирифторӣ туро ояд ба кор.
1340. Дар гӯр танҳову бекасӣ.
1341. Дар дег намонд калла, ки сар кашид поча.
1342. Дар дил бимонӣ гул аст, берун кунӣ, филу уштур аст.
1343. Дар дунё чӣ қимат дорад? Моли муфт.
1344. Дар замин рӯзӣ надорад, дар осмон ситора.





1345. Дар зарураtҳо сабр бояд намуд.
1346. Дар зимистон аз нон карда алов беҳтар аст.
1347. Дар зимистон аз палов алов хуб аст.
1348. Дар зимистон равған бирезад, об не.
1349. Дар зиндаат накунам ёд, дар мурдаҳот занам фарёд.
1350. Дар ин гунбади сипеҳр аз кина-кина хезад, в-аз меҳр - меҳр.
1351. Дар ин дунё касе беғам набошад,
Агар бошад бани одам набошад.
1352. Дар ин дунёи беҳосил чаро мағрур мегардӣ,
Сулаймон гар шавӣ, охир насиби гӯр мегардӣ.
1353. Дар ин тарафи рӯй ҳам бизанӣ афгор мешавад, дар он тарафи рӯй ҳам.
1354. Дар кони намак афтод намак шуд.
1355. Дар кори қавм ғафлат макун.
1356. Дар кори хайр ҳоҷати ҳеҷ истихора нест.
1357. Дар косаи сар об дод.
1358. Дар ҷавонӣ заҳмат каш, ки дар пирӣ роҳате ёбӣ.
1359. Дар ҷавонӣ пасандоз кун, ки дар пирӣ харҷ кунӣ.
1360. Дар ҷавонӣ тавба кардан хислати пайғамбарист.
1361. Дар ҷанг нону ҳалво бахш намешавад.
1362. Дар ҷангал чӯби тару хушк ёфт мешавад.
1363. Дар ҷаҳон фили маст бисёр аст,
Даст болои даст бисёр аст.
1364. Дар ҷое, ки дил кашад, пой меравад.
1365. Дар ҷои пои бобаи худ қадам мезана.
1366. Дар мазраъаи даҳр ҳар он чӣ корӣ, бидаравӣ.
1367. Дар марг ғарибу ғанӣ якест.
1368. Дар машвара хиёнат нест.
1369. Дар меҳнат ба сабр мавсуфу дар неъмат ба шакар маъруф бошӣ.
1370. Дар миёни ду санг орд шудем.
1371. Дар миёни душманон тавре бош, ки чун дӯст шуданд шармсорӣ накашед.





1372. Дар миёни зану шӯй миёнҷигарӣ накунед.
1373. Дар миёни чор дарё тахтабандам кардаӣ,
Боз мегуӣ, ки доман тар макун, ҳушёр бош.
1374. Дар моҳи савр санг бибораd, борон не.
1375. Дар надорӣ, дарбон чӣ мегӯӣ.
1376. Дар назди мурғи кӯр ҳар дона гандум аст.
1377. Дар намад мӯй меполӣ.
1378. Дар ҳар куҷо, ки кӯр аст, нонаш шӯр аст.
1379. Дар ҳафт осиёб як ман орд надорад.
1380. Дар обхӯри баланд об хӯрдааст.
1381. Дар осмон ситора надора, дар замин соя.
1382. Дар осмон чакар мезанад.
1383. Дар оташи дарун будан аз бе хабар будан.
1384. Дар офтоби чошт, ки гарм нашудам, дар офтоби дигар гарм намешавам.
1385. Дар пирӣ бувад ҳазор айбу иллат.
1386. Дар подшоҳгардишӣ ҷонатро нигоҳ дор.
1387. Дар сабр Аюбворист.
1388. Дар сари дастархон душман ҳам ҳасту дӯст ҳам аст.
1389. Дар сояаш санг мекӯбад.
1390. Дар таваккал зонӯи шутурро бубанд.
1391. Дар таъхир офат аст.
1392. Дар хамир мӯй меполад.
1393. Дар хона ҳар чӣ бошад, меҳмон ҳар кӣ бошад.
1394. Дар хонае, ки офтоб меояд, табиб намеояд.
1395. Дар хонаи гунҷишк каллаи мор кӣ дида?
1396. Дар хонаи домод хабаре нест, дар хонаи арӯс дангу дул аст.
1397. Дар хонаи занбӯр санг мазан.
1398. Дар хонаи ҳинду гӯшт пайдо намешавад.
1399. Дар хурдӣ пастӣ, дар ҷавонӣ мастӣ, дар пирӣ сустӣ, пас Худоро кай парастӣ?
1400. Дар шаб сухан оҳиста гӯй.





1401. Дар шабу равшании чароғу садои саг роҳ наравед.
1402. Дар шаҳри кӯрҳо якчашма подшоҳ аст.
1403. Дар шаҳри якчашмҳо рафтӣ, як чашматро кӯр кун.
1404. Дар шӯразор тухм макоред.
1405. Дар ях навишту ба офтоб гузошт.
1406. Дарахт ай минайи худаш кирм мехӯра.
1407. Дарахт гуфта: «аз табарчӣ гила, ки дастааш аз худам аст».
1408. Дарахт ҳар қадар бор гирад, шохаш пойин мешавад.
1409. Дарахт шинондем, ки зери сояаш биншинем.
1410. Дарахти мевадор сараш хам аст.
1411. Дарахтҳо бор мебанданд, ки гул азми сафар дорад.
1412. Дарахтҳои бемеваро касе ба санг намезанад.
1413. Дарвеш дар қофилаи имон аст.
1414. Дарвеш завол набинад.
1415. Дарвеш ҳар куҷо, ки шаб ояд, сарои ӯст.
1416. Дарвеши ба қаноат беҳ аз тавонгари беқаноат.
1417. Дарвозаи масҷид насӯхтондӣ, на дур андохтӣ.
1418. Дарвозаи шаҳра баста меша, даҳани мардума не.
1419. Дард меояд кӯҳворӣ, меравад мӯйворӣ.
1420. Дардам аз Худо гилаам аз ҳамсоя.
1421. Дарди бадро давои бад.
1422. Дарди дандон дораму дандон ба дандон мезанам,
Тоқати амбур надорам, сар ба сандон мезанам.
1423. Дарди дандон кандан аст.
1424. Дарди дили ошиқро маъшуқ медонад, дарди кампира ғуза.
1425. Дарди худро пеши дардмандон бигӯ.
1426. Дарди шаб сӯзону рӯз осон.
1427. Дарё ҳар қадар амиқ бошад, камтар садо мекунад.
1428. Даре, ки паст бувад, метавон хамида гузашт.
1429. Дар баста бало баста.
1430. Дари мардума назан якмушта, ки дар дарата бизана думушта.





1431. Дари хонаи Худо ҳамеша боз аст.
1432. Дармон ба касе расад, ки дарде дорад.
1433. Дароз буридӣ боз буридӣ.
1434. Дарози карбос кӯтоҳии сухан.
1435. Даромад мардро бахшанда дорад.
1436. Дарс агар мушкил бувад бе мағз (нофаҳм)-ро хоб мебарад.
1437. Дарси шайтонӣ зуд омӯхта мешавад.
1438. Дарунаш маро кушт берунаш дигаронро кушт.
1439. Даст аз ҳама чиз шушта.
1440. Даст аз сармо намебардорад.
1441. Даст ба гирифтани пои саг (ё хар) мурдор намешавад.
1442. Даст ба кору дил ба ёр.
1443. Даст бибӣ дона шуда, барои бибӣ бона (баҳона) шуда.
1444. Даст болои даст бисёра, дар ҷаҳон фили маст бисёра.
1445. Даст дасти аввал.
1446. Даст дастро мешиносад.
1447. Дастам ба кор абрӯям ба хор.
1448. Дастам ба кор, чашмам ба ёр.
1449. Дастам ба олу намерасад, олу турш аст.
1450. Дастархонаш сари мех овезон аст.
1451. Дастат ба дасти золим наафтад.
1452. Дасташ аз осмону пояш аз замин кӯтоҳ.
1453. Дасташ бенамак аст.
1454. Дасташ зери дасти ман аст.
1455. Дасташро саги сиёҳ лесида.
1456. Дасте ба коса муште ба пешонӣ.
1457. Дасти бани одам гул аст.
1458. Дасти беҳунар дар остин беҳ.
1459. Дасти беҳунар каҷкули гадоӣ аст.
1460. Дасти бечора бенамака.





1461. Дасти зӯр-боло.
1462. Дасти кал, даҳани кал.
1463. Дасти касифи худро ба домани дигарон пок макун.
1464. Дасти ман шӯр аст.
1465. Дасти модарам дард мекунад бо ин арӯс оварданаш.
1466. Дасти пуробила қобили бӯсидан аст.
1467. Дасти тифлу даҳони аҳмақ ҳамеша боз аст.
1468. Дасти худ додам, ки аз банд бибур, аз шона бурид.
1469. Дасти худи одам, даҳани худи одам.
1470. Дасти худро бо домони дигарон пок мекунад.
1471. Дасти худро кор фармо, миннати мардум накаш.
1472. Дасти шикаста ба остин, сари шикаста ба тоқин.
1473. Дасти шикаста бори гардан.
1474. Дасти шикаста кор мекунад дили шикаста не.
1475. Дасти шикаста ҳамоили гардан.
1476. Дасти ятимбача кӯтоҳ аст.
1477. Дастор надорем ва ғами ҳеҷ надорем.
1478. Дастрахонро ба гардани саг бастаанд.
1479. Дасттангӣ сахттар аз дилтангӣ аст.
1480. Дасту шона, ҳар кӣ дона.
1481. Дашномро бод мебарад, латро хар мехӯрад.
1482. Даъвою пушаймонӣ, хоҳару бародаранд.
1483. Дил агар малул бувад, гул ба дида хор ояд.
1484. Дил аз дил об мехӯраду моҳӣ аз дарё.
1485. Дил аз дилхонаам рафт.
1486. Дил ба даст овар, ки ҳаҷи Акбар аст.
1487. Дил ба дил оина аст.
1488. Дил ба дил роҳ дорад.
1489. Дил ба ҳаво сар ба тамошо.
1490. Дил бисӯзад аз чашми кӯр об меравад.
1491. Дил бишкаст з-он пас чора кардан мушкил аст.
1492. Дил гӯянд даргоҳи ҳақ аст.
1493. Дил калон бошад, ҷой зиёд аст.





1494. Дил оина аст, чун шикаст, пайванд намешавад.
1495. Дил пушт гул меравад.
1496. Дил сандуқча нест, ки пеши ҳар кас боз кунӣ.
1497. Дил сари гул меравад.
1498. Дил танг набошад, ҷой танг нест.
1499. Дил хонаест, ки натвон чизеро ба зӯр он ҷо кард.
1500. Эй ваҳми ғайри моро маъзур дору бигзар
Дил хонаест к-онҷо натвон ба рӯз ҷо кард.
1501. Дил хонаи Худост.
1502. Дил, ки ранҷид аз касе хурсанд кардан мушкил аст.
1503. Дилам хуш аст нӯкари бегум, шиками гуруснаву ҳолати сагум.
1504. Диламро холӣ кардам.
1505. Дилат намешавад тарозуро ба замин мезанӣ.
1506. Дилат пур аст ҷоғурат холӣ.
1507. Дилаш кӯзаворӣ пур аст.
1508. Дилаш мисли дили гунҷишк шуда.
1509. Дилаш мисли симоб беқарор аст.
1510. Дилашро биёб, камарашро бишкан.
1511. Дилеро ғам аст шаҳреро не.
1512. Дили бача зани бача.
1513. Дили беарз калон аст.
1514. Дили даравгар, ки ба дарав нашуд, досро ба кулӯх тез мекунад.
1515. Дили дигарҳо дил аст ва дили мо гил.
1516. Дили дӯстон озурдан, марги душманон овардан аст.
1517. Дили кофир ба ҳолаш месӯза.
1518. Дили кӯр биност.
1519. Дили ману хонаи мардум.
1520. Дили модар ба бача, аз бача ба кӯча.
1521. Дили модар ба фарзанд дили фарзанд ба фарсанг.
1522. Дили модар насӯхт, дили модарандар сӯхт.
1523. Дили мӯъмин арши Худост.
1524. Дили нохоҳ узри бисёр.

1525. Дили озурдаро сахт бошад сухан.
1526. Дили пурхуни бибиро касе намебинад, сари таркидаи канизро ҳама мебинад.
1527. Дили раванда надорад тунбони (эзори) таҳкаш.
1528. Диловар як рӯз мемирад, тарсу ҳар рӯз.
1529. Дилро ба дил раҳест дар ин гунбади сипеҳр, Аз кина кина хезад аз меҳр меҳр.
1530. Дилро дарё кун.
1531. Дилсӯзӣ рӯйсӯзӣ шуд.
1532. Дилхӯр аст (киноя аз шахси золим) .
1533. Доғашро ба дилаш монд.
1534. Додан ба девонагӣ, гирифтан ба оқилӣ.
1535. Додани дарвеш чи пас чи пеш.
1536. Доданро медиҳад, аммо дилро об карда.
1537. Доданро нанге нест ва нододаро ҷанге.
1538. Додгарӣ шарти ҷаҳондорӣ нест.
1539. Доди ҳамсоя дилро месоя.
1540. Доди худовандию зардолуи пайвандӣ.
1541. Доди худову шафтолуи пайвандӣ.
1542. Дол ҳам бародари гӯшат аст.
1543. Домани покро бо домани олуда банданд, пок ҳам олуда мегардад.
1544. Дона гунҷишк мехӯрад дар зерлат бӯдана мемонад.
1545. Донам, ки ба дил дӯст надорӣ, қурбони муҳаббати забонӣ.
1546. Доно ба ишорати абрӯ кор кунад ва нодон ба захми чавгон.
1547. Доно ба ҳеҷ шаҳру вилоят ғариб нест.
1548. Доно бинои худост.
1549. Доноро ишорате нодонро мушту лағате.
1550. Дор надорад, ки дорбозӣ кунад.
1551. Дорӣ, бичӯш, надорӣ, хамӯш.
1552. Дорое, ки нодор шуд дасташ бигир, нодоре, ки доро шуд пасаш бигир.
1553. Доруи баъд аз марг.





1554. Досро ба кулӯх тез мекунад (киноя аз одами танбал).
1555. Дошта ояд ба кор, гарчи бувад заҳри мор.
1556. Доштам-доштамро чӣ кунам, дорам-дорамро бигӯ.
1557. Доя меҳрубонтар аз модар.
1558. Доя ҳар қадар дилсӯз бошад, модар намешавад.
1559. Ду дил, ки дил шавад, муроди дил ҳосил мешавад.
1560. Ду кас душмани малику дин аст:
Подшоҳи беҳилму зоҳиди беилм.
1561. Ду қуч ҷанг мекунад, пои меш мешиканад.
1562. Ду по дошт, ду пои дигар қарз кард.
1563. Ду понздаҳ як сӣ.
1564. Ду поро дар як мӯза андохтан.
1565. Дупуштаву дурӯя.
1566. Ду тарбуз ба як даст гирифта намешавад.
1567. Ду чиз маҳоли ақл аст: хӯрдан пеш аз ризқи мақсуму мурдан пеш аз вақти маълум.
1568. Ду чиз одамиро кашонад ба зӯр,
Яке обу дону дигар хоки гӯр.
1569. Дубиро[18] рӯзи ид маълум мешавад.
1570. Дубӣ мега: «ба ма чӣ».
1571. Дуд аз дилам баромад.
1572. Дуд аз кунда мехезад.
1573. Дуд аз кундаи пуда берун меша.
1574. Дуди чароғ хӯрда.
1575. Дузд роҳе равад, соҳиби хона роҳе.
1576. Дузд аз сояи худ метарсад.
1577. Дузд бо пуштора.
1578. Дузд бош, ба инсоф.
1579. Дузд бош, мард бош.
1580. Дузд дар сараш шох дорад.
1581. Дузд мол бурда, ҷонашро набурда.
1582. Дузди ногирифта султон аст.
1583. Дузд ҳамеша рӯсиёҳ аст.

[18] Дубӣ-гозӯр, шустагар

1584. Дузд толиби бозор аст.
1585. Дузд яке, гумон ҳазор.
1586. Дузде, ки аз дузд надуздад, дузд нест.
1587. Дузде, ки рафиқи қозӣ шуд, фотеҳаи қонун хонда мешавад.
1588. Дузде, ки фурсати дуздӣ ба даст наёварад, худро эмин мекунад.
1589. Дузди зӯр соҳиби хонаро баста мекунад.
1590. Дузди моҳир сурмаро аз чашм мепаронад.
1591. Дузди нодон ба коҳдон медарояд.
1592. Дузди хона бадтар аз дузди берун.
1593. Дуздро дузд мешиносад.
1594. Дукмаи остини ҳар кас мешавад.
1595. Дукони бечораро дузд зада.
1596. Думбаро ба даҳани гург дод.
1597. Думбаро назди гург мебарад, мегӯяд қарзи бобоятро бигир.
1598. Думбаро ҳама дӯст доранд, аммо пишак изофатар.
1599. Думи хирс як билист аст.
1600. Думи шерро ба бозӣ нагир.
1601. Дунё ба тангу ном аст, ба ним нон тамом аст.
1602. Дунё ба умед аст.
1603. Дунё ба шохи гов банд аст.
1604. Дунё ба як рӯз обод нашудааст.
1605. Дунё вафо надорад, одам бақо надорад.
1606. Дунё дурӯза аст.
1607. Дунё киштгоҳи охират аст.
1608. Дунё мукофот аст.
1609. Дунё панҷрӯза аст.
1610. Дунёи хароб, харҳо хӯрда шароб.
1611. Дунёро об бигирад, мурғобиро то зону аст.
1612. Дунёро об бигирад, ҳариф дар хоби харгӯш аст.
1613. Дуои пас аз шифо.





1614. Дуои сари дастархонро бигир.
1615. Дур бирав, дуруст бирав.
1616. Дур бирав, ҳамроҳ бирав.
1617. Дур нарав, ки гургат мехӯрад, наздик наё, ки бадам меояд.
1618. Наздик набиё, ки дидаат наметавонам.
1619. Дур рафтанӣ, наздик ёфтанӣ.
1620. Дурию дӯстӣ. Ё: Дӯст бошу дур бош.
1621. Дурӯғ бефурӯғ аст.
1622. Дурӯғ бигӯ, ки ба рост баробар бошад.
1623. Дурӯғ боли нодон аст.
1624. Дурӯғ гуфтан захми шамшерро дорад, ки агар захм бишавад нишонаш бимонад.
1625. Дурӯғ мероси падари касе нест.
1626. Дурӯғ одамиро кунад шармсор.
1627. Дурӯғ поя надорад.
1628. Дурӯг чун поғундаи барф аст ҳарчи лул дода шуд, калонтар мешавад.
1629. Дурӯғ эй бародар, магу зинҳор,
Ки козиб бувад хору беэътибор.
1630. Дурӯғгӯ аз даҳани дурӯғгӯ мешунавад.
1631. Дурӯғгӯ бошу ваъдахилоф не.
1632. Дурӯғгӯ дар ҳар куҷо хору залил аст.
1633. Дурӯғгӯ душмани Худост.
1634. Дурӯғгӯ ҳофиза надорад.
1635. Дурӯғгӯён дурӯғ гӯянд, оқилон тамиз кунанд.
1636. Дурӯғгӯӣ торикии имон аст.
1637. Дурӯғи маслиҳатомез беҳ аз ростӣ фитнаангез.
1638. Дурӯғу агар гуфт: «шир сафед аст», бигӯ: «рӯят сиёҳ».
1639. Дурӯза меҳмон, садсола дуогӯй.
1640. Дусад марди ҷангӣ беҳ аз сад ҳазор.
1641. Дуто бишнав, якто бигӯ.
1642. Дуто муш да дӯконаш ҷой намеша, номаш хӯҷаин.





1643. Духтар аз гандакӯчаву фаршаш эронӣ.
1644. Духтар ба ту мегум, сунор (арӯс) ту бишнав.
1645. Духтар гуфта: «то се рӯз касе маро накушад, баъд аз он ғами худро мехӯрам».
1646. Духтари дари хона хилминӣ.
1647. Духтар кавши модара мепӯша.
1648. Духтар моли мардум аст.
1649. Духтар намуди дару хона аст.
1650. Духтар оллоҳ ёр, хабар бубар хабар биёр.
1651. Духтар санги фалахмон аст.
1652. Духтар тухми таратезак аст.
1653. Духтар тухми шайтон аст.
1654. Духтар хамири турша.
1655. Духтар хонаи гул аст, зан хонаи пул аст.
1656. Духтар чун тухми сабзипалак аст.
1657. Духтар, шоҳӣ зани моӣ.
1658. Духтари коко беникоҳ раво.
1659. Духтари мардро як шавҳар бас аст.
1660. Духтари ҳамсоя биниаш пучуқ аст.
1661. Духтари ҳамсоя кала пух-пух менамояд.
1662. Духтари пошна таркида, Аз мо чи чизҳо талбида.
1663. Духтари сиёл гирифтан машкул аст - нигоҳ карданаш осон.
1664. Духтари хола хилмук аст.
1665. Душманат гар пашша бошад, камтар аз филаш мадон.
1666. Душман ба илтифот дӯст намешавад.
1667. Душман ба тарафи по мебинад ва дӯст ба тарафи сар.
1668. Душман байни хона, мор байни остин аст.
1669. Душман бо ту насозад, ту бо душман бисоз.
1670. Душман дӯст намешавад, шикамба гӯшт.
1671. Душман кист, он ки ваъда карду вафо накард.
1672. Душман мегӯяд шакарвор, дӯст мегӯяд табарвор.
1673. Душман механдонад дӯст мегирёнад.

1674. Душман на хоб мекунад, на дигаронро ба хоб мемонад.
1675. Душман пайдо кардан осон аст,
Дӯст пайдо кардан мушкил.
1676. Душман чӣ кунад, чу меҳрубон бошад дӯст.
1677. Душмани доно беҳ аз дӯсти нодон.
1678. Душмани рубоҳ пӯсташ.
1679. Душмани товус пари ӯ.
1680. Душмани ту шабушкҳои сари ту.
1681. Дӯст аз дӯст гила дорад.
1682. Дӯст гирёнда гап мезанад, душман хандонда.
1683. Дӯст гирифтан осон аст, нигаҳ доштан мушкил.
1684. Дӯст оинаи дӯст аст.
1685. Дӯст он аст, ки айби дӯстро чун оина рӯ ба рӯ гӯяд, на чун шона мӯ ба мӯ гӯяд.
1686. Дӯст он бошад, ки бо ту рост бигӯяд,
1687. На он ки дурӯғро рост ангорад.
1688. Дӯст пайдо кардан мушкил, душман пайдо кардан осон аст.
1689. Дӯст шудӣ аз мол натарс, душман шудӣ аз ҷон.
1690. Дӯсти вафопеш беҳтар, ки хеши ҷафоандеш.
1691. Дӯсти дӯст ҳисобаш роҳ аст.
1692. Дӯсти ҷоҳил душмани ҷон.
1693. Дӯсти ҳама кас, дӯсти ҳеҷ кас.
1694. Дӯсти худ мадон онро, ки дӯсти душманони ту бошад.
1695. Дӯсти Худо, ранҷи Худора мекаша.
1696. Дӯстии бача, зуғоли чӯби арча.
1697. Дӯстии ту ба дӯстии хирс мемонад.
1698. Дӯстии хирс балои ҷон.
1699. Дӯстӣ - дӯстӣ меорад.
1700. Дӯстӣ ба рӯз, меҳмонӣ ба тақлид.
1701. Дӯстӣ бо мардуми доно накӯст,
Душмани доно беҳ аз нодон дӯст.
1702. Дӯстӣ ду сар дорад.

1703. Дӯстӣ кардӣ аз нонат натарс, душманӣ кардӣ аз ҷонат.
1704. Дӯстӣ кун, ки муҳаббат зи муҳаббат хезад.
1705. Дӯстро меҳмон кун, душманро танҳо гузор.
1706. Дӯстро чандон қудрат мадеҳ, ки душманӣ карда битавонад.
1707. Дӯсту душманро ба як чашм набинанд.

## Ё

1708. Ё гапдон бош, ё кордон.
1709. Ё беҳ бошӣ, ё тобеъ.
1710. Ё бор пеши хар, ё хар пеши бор.
1711. Ё гирди маърака бош, ё гирди маҷлис.
1712. Ё гов ба гунӣ[19], ё гунӣ ба гов.
1713. Ё дарси мактаб бошад ва ё гирди лашкар.
1714. Ё ёр шав, ё безор.
1715. Ё зар, ё зӯрӣ, ё зорӣ.
1716. Ё кибри сиёл, ё кибри таом.
1717. Ё меҳмонӣ, ё расвоӣ.
1718. Ё не-не, ё деҳ-деҳ.
1719. Ё ҳусни духтар, ё номи падар.
1720. Ё раб мабод он ки гадо мӯътабар шавад,
Чун мӯътабар шавад, зи худо бехабар шавад.
1721. Ё сухан дониста гӯ, эй марди бихрад, ё хамӯш.
1722. Ё сухан санҷида гӯйӣ марди доно, ё хамӯш,
1723. Ё тахт аст, ё тобут.
1724. Ё хонаи худи одам, ё гӯри худи одам.
1725. Ё худ марда бош, ё дар хидмати мард.
1726. Биё, биё, ки хушам зи омаданат,
1727. Ёбура аз ёлаш маълум аст.
1728. Ёбура[20] чӣ? Йӯрға.

---

[19] Гунӣ-халта, линча
[20]Ёбу - асп





1729. Ёр аҳл-кор саҳл.
1730. Ёр боқӣ, суҳбат ғанимат.
1731. Ёр дар хонаву мо гирди ҷаҳон мегардем,
Об дар кӯзаву мо ташналабон мегардем.
1732. Ёр зинда, суҳбат боқӣ.
1733. Ёре, ки нахост, нохоста бигираш.
1734. Ёри бад – мори бад.
1735. Ёри бад, бадтар аз мори бад.
1736. Ёри қадиму аспи зинкарда.
1737. Ёри касон худост.
1738. Ёри ман турк асту ман туркӣ надонам чун кунам.
1739. Ёри некро, дар рӯзи бад бояд шинохт.
1740. Ёри нонӣ, ёри ҷонӣ намеша.
1741. Ёрро ёрҳо шиносад.
1742. Ёсини худро тез мекунад.
1743. Ёсинро ба гӯши хар мехонад.
1744. Ёфтани дӯст ба солҳо муяссар намешавад, ёфтани душман ба андак замон.
1745. Ёфтӣ хам кун, наёфтӣ кам кун.

## Ж

1746. Жанда бошу ганда не.
1747. Жанда шапуш дораду ганда сухан.
1748. Жандагӣ айб нест, гандагӣ айб аст.
1749. Жожхойию ҳарзадаройӣ макун зиёд.
1750. Жола зуд об мешавад.
1751. Жӯлидагӣ мояи озодагӣ нагашт.

## З

1752. Забон болои дандони мариз мечархад.
1753. Забон дар даҳон тарҷумони дил аст.
1754. Забон зери забон доштан.

1755. Забон нест, осиёи гардон аст.
1756. Забон ҳам қалост, ҳам балост.
1757. Забон посбони роз аст.
1758. Забонаш бурида шуд.
1759. Забонаш мӯ баровард.
1760. Забонбоз аст.
1761. Забони гунгро гунг мефаҳмад.
1762. Забони зоғро зоғ медонад.
1763. Забони сурх, сари сабз медиҳад барбод.
1764. Забони талх аз неш сахттар аст.
1765. Забони тифлро тифл медонад.
1766. Забони халқ нағораи Худост.
1767. Забони хуб роҳати ҷон, забони бад душмани ҷон.
1768. Забони хуб сарсабзӣ медиҳад.
1769. Забони хуш морро аз сӯрох берун меоварад.
1770. Забонро ба ҳар тараф бичархонӣ мечархад.
1771. Забонро дароз кун, дастро кӯтоҳ.
1772. Завқи гулчинӣ дорӣ, сӯи гулзор рав.
1773. Завқи ин бода надонӣ то начашӣ.
1774. Завқи пайғому хабар чун лаззати дидор нест.
1775. Завқи чаман зи хотири булбул намеравад.
1776. Завлона ба пояш наяфтода.
1777. Заволи мӯрча, ки биёяд, бол мекашад.
1778. Зада бидеҳ, пурсида не. Ё: Зада буте, пурсон када не.
1779. Заифнавоз бош, то ҳама ҷо мӯҳтарам бошӣ.
1780. Закоти мол ба иттифоқу закоти илм ба иршод аст.
1781. Закоти мол бадар кун то бало биравад.
1782. Закоти мурғ бошад пунбадона
1783. Замин сахт бошад гов аз гов мебинад.
1784. Замин сахту осмон баланд.
1785. Замини бесангу одами бенанг.
1786. Замини нарм обрӯи бел аст.
1787. Замини шӯра сунбул бар наёрад.
1788. Заминро аз осмон нисор асту осмонро аз замин ғубор.





1789. Заминро об хароб мекунад, одамро одам.
1790. Замистони зӯр, рӯйи барфи сафедаш дар гӯр.
1791. Замистон марги ғариб аст.
1792. Замистон меравад, рӯсиёҳӣ ба зуғол мемонад.
1793. Замистону ях хӯрдан.
1794. Замона бар сари ҷанг аст, ё оллоҳ мадад.
1795. Замона бо ту насозад, ту бо замона бисоз.
1796. Замона сифлапарвар аст.
1797. Замони гузашта пас намегардад.
1798. Зан агар сари бом буд нагӯ, фалонӣ мурда.
1799. Зан аз сӯҳбати зан сабза аз об сер намешавад.
1800. Зан балои Худо аст, Худо ҳеч хонаро бебало накунад.
1801. Зан кор кунад, мард лоф занад.
1802. Зан надорӣ, ғам надорӣ.
1803. Зан сандуқчаи номуси мард аст.
1804. Зан то назояд бегона аст.
1805. Зан хонадорӣ мекунад, мард ноноварӣ.
1806. Зан шинохтан, дунё шинохтан.
1807. Занат шарикӣ бошад, молат не.
1808. Занги замин шавӣ.
1809. Зангӣ ба шустан сафед нагардад.
1810. Зане, ки шуштанро дӯст дорад, ҳамеша обро пайдо карда метавонад.
1811. Зани асил бигиру кулоҳат каҷ бимон.
1812. Зани бад агар дар шиша маҳбус гардад, кори худро мекунад.
1813. Зани бад балои хона аст.
1814. Зани бад дар сарои марди накӯ, Андар ин олам аст дӯзахи ӯ.
1815. Зани беавлод монанди дарахти бесамар аст.
1816. Зани бобем ҳамранги нанем.
1817. Зани деҳқон аз кӣ пинҳон?
1818. Зани кӯча бошию зани бача не.
1819. Зани ҷавону марди пир, Такрӣ[21] бимон чӯҷа бигир.

[21]Такрӣ-сабад





1820. Зани наву мояи ғӯза, пули ҳаммуми ҳар рӯза.
1821. Зани нек мардро тоҷ бар сар мекунад.
1822. Зани ҳаркора кулли кора метона.
1823. Зани ҳаркора кулли кораш нимкора.
1824. Зани пир дарахти хазон, зани ҷавон мояи ишқ.
1825. Зани хуб агар миёни лашкар равад, бар доманаш гарде нанишинад.
1826. Зани хуби фармонбари порсо,
Кунад марди дарвешро подшо.
1827. Занмурдаро зан бидеҳ, занталоқро санг.
1828. Занро ваъдаву мардро қавл аст.
1829. Зану аспу шамшер вафо надорад.
1830. Зану шавҳар ҷанг кунанд, аблаҳон бовар.
1831. Заҳмат бикаш, қандов бизан.
1832. Заҳмат бувад дарвешро меҳмон чу ногаҳ даррасад.
1833. Заҳмати дӯст роҳати ҷон.
1834. Заҳр як қатраву сад қатра надорад.
1835. Заҳрро заҳрхӯр мехӯрад.
1836. Заҳрхӯр аст.
1837. Зар дарав мекунад.
1838. Зар додам, дарди сар харидам.
1839. Зар пеши зар меравад.
1840. Зарараш нарасад, фоидаашро намехоҳам.
1841. Зардака хӯрдӣ, ова нахурдӣ мурдӣ, зардака хӯрдӣ, ова хӯрдӣ, бурдӣ.
1842. Зардорро дӯст бисёр аст.
1843. Зардорро душман бешумор аст.
1844. Зар-зар орад, ганҷ-ганҷ.
1845. Зари покро, аз имтиҳон чӣ бок.
1846. Зари сафед ба рӯзи сиёҳ кор ояд.
1847. Зариф хамеша саргардон аст
1848. Зарофати бисёр ҳунари надимон аст ва айби ҳакимон.
1849. Зарофати оташафрӯз ҷудоист.





1850. Зарраи намак ҳам намак аст, хирвори намак ҳам намак аст.
1851. Зарраро ба хуршед чӣ нисбат бошад.
1852. Зарурат ҳарчиро раво месозад.
1853. Зарфаш лабрез шуда.
1854. Зарфе, ки саг лесад, қобили истифода нест.
1855. Зарфи шикаста садо намедиҳад.
1856. Захм бар сару марҳам ба пой.
1857. Захми бад давои бад.
1858. Захми бад ҷӯр мешавад, гапи бад не.
1859. Захми шамшер беҳ мешавад, захми забон не.
1860. Захми тир бар тан аст, захми забон бар ҷон.
1861. Захми забон ҷур намешавад, захми шамшер ҷур мешавад.
1862. Захми забон сӯзандатар, ки захми синон.
1863. Зебоӣ дар соддагист.
1864. Зевари мард илму одоб аст.
1865. Зевари одоб беҳтар, ки ҷалби заҳаб (тилло).
1866. Зери дандонаш рег омад. (киноя аз мушкиле пеш омадан)
1867. Зери думаш хор монда.
1868. Зери коса нимкоса.
1869. Зери пояш мӯрча озор намеёбад.
1870. Зери риши харсавор тер шудан.
1871. Зери санги бузург шавӣ, зери се дандон не.
1872. Зери сояи шутур роҳ меравад.
1873. Зери чароғ торикӣ аст. Ё: Зери чароғ соя аст.
1874. Зери чойю сари шӯрборо ба дӯстат бидеҳ.
1875. Зи дарё мекашад дом сайёд оҳиста-оҳиста.
1876. Зи дасти дидаву дил ҳар ду фарёд,
Ки ҳарчи дида бинад, дил кунадёд.
1877. Зи деги пухтагон н-ояд садое, Хурӯш аз мардумони хом хезад.
1878. Зи ҳар боғ, гуле бас аст.
1879. Зи ҳар хирман хӯшае.
1880. Зи ҳар чаман, сумане.





1881. Зиёфат пойи пас ҳам дорад.
1882. Зиёфатхӯр хушомадгӯй мебошад.
1883. Зиқ-зиқи бача охир ба гиря.
1884. Зикри ҳақ дилро мунаввар мекунад.
1885. Зикри хайраш дар миён будаст.
1886. Зиллату иззат ба дасти Худост.
1887. Зинати девор коҳгил аст, зинати инсон либос.
1888. Зинати зан зевари зан аст.
1889. Зинати зан ҳаёи зан аст.
1890. Зинати занон иффат асту зинати мардон ғайрат.
1891. Зинда бар гӯр кардан.(киноя аз шахси нотавону бенаво)
1892. Зинда дар гӯр аст.
1893. Зинда ҷовид монад ҳар кӣ накӯном зист,
К-аз ақибаш зикри хайр зинда кунад номро.
1894. Зинда, зиндагии худро мекунад, вой ба ҷони касе, ки рафт.
1895. Зиндагиву ғам ба ҳам пайваста аст.
1896. Зиндагӣ ба хӯру намир доштан.
1897. Зиндагӣ барқворӣ даргузар аст.
1898. Зиндагӣ бори гардани мо шуда.
1899. Зиндагӣ дар ишқ аст.
1900. Зиндагӣ ду рӯз аст.
1901. Зиндагӣ сарам бор шуда.
1902. Зиндагӣ худаш ғам аст.
1903. Зиндаро гӯри канда нест.
1904. Зиндаро чапан деҳ, мурдаро кафан.
1905. Зинҳор касеро накунӣ айб, ки айб аст.
1906. Зира ба кирмон мебарад. Ё: Зира ба Кирмон бурдан.
1907. Зоғ ба бачааш гуфт: «Сафедак бачаам».
1908. Зоғ нару модаашро дар ҳаво мешиносад.
1909. Зоғ хост рафтори кабкро ёд бигирад, рафтори худаш ҳам аз ёдаш рафт.
1910. Зоғворӣ ҳушёр аст.
1911. Зоғу занбӯрворӣ ҷамъ мешаванд.





1912. Золим пойдевори худро меканад.
1913. Золиме нест, ки ба зулми золими дигар гирифтор наёяд.
1914. Золими мазлумнамост.
1915. Зомин даст ба киса мебошад.
1916. Зомин ё даст ба киса аст, ё даст ба яқа.
1917. Зомин машав ва амонат аз касе махоҳ.
1918. Зомини рӯзӣ буд рӯзирасон,
Рӯзиро рӯзирасон пур медиҳад.
1919. Зоминро ба дили зомин мегиранд.
1920. Зоҳиди пок бошу атлас пӯш.
1921. Зоҳидӣ дар палоспӯшӣ нест.
1922. Зоҳиру ботинаш якест.
1923. Зоҳирбин аст.
1924. Зоҳири инсон оинаи ботини ӯст.
1925. Зоҳиру ботини худро яксон кун.
1926. Зулм поя надорад.
1927. Зулми золим бар сари авлоди золим меравад.
1928. Зулмро бақо нест.
1929. Зулф ба мақоми шона парешонӣ надорад,
Духтарро ба сиёл додан пушаймонӣ надорад.
1930. Зӯр аз зорӣ кам намӯша.
1931. Зӯр ба куштан диҳад, зар ба ҷаҳаннам барад.
1932. Зӯр болои зӯр аст.
1933. Зӯр ғундиро ҳамвор месозад.
1934. Зӯр кист? Беҳаё.
1935. Зӯр қолаб надорад.
1936. Зӯри мардум кӯҳро чаппа мекунад.
1937. Зӯр ҳақ аст.
1938. Зӯр, ки аз дар даромад, ақл аз сар барояд.
1939. Зӯрат ба хар нарасид, бизан дар полонаш.
1940. Зӯрат дар камарат.
1941. Зӯри даҳ мард чӣ бошад, зари як мард бисёр.
1942. Зӯри кам, қаҳр бисёр. Ё: Камзӯр серқаҳр.
1943. Зӯри халқ, зӯри Худост.





## И

1944. Иблис рафту хабоис бигзошт.
1945. Ибодат ба ҷуз хидмати халқ нест.
1946. Ид асту ҳар кас рӯи ёри худ бӯсад, ман рӯи ғам бӯсаму ғам рӯи ман бӯсад.
1947. Иди мо бечорагон дар ба дар гаштан бувад.
1948. Издивоҷ дар ҷавонӣ хеле зуд ва дар пирӣ хеле дер аст.
1949. Илм аз баҳри дин парваридан аст, на аз баҳри дунё хӯрдан.
1950. Илм биёру амал пеша кун.
1951. Илм заволнопазир аст.
1952. Илм қуввати рӯҳ асту касб нерӯи бадан.
1953. Илм ҳарчанд бештар хонӣ, Чун амал бар ту нест нодонӣ.
1954. Илм сарват аст.
1955. Илм тоҷи сар асту мол ғӯли гардан.
1956. Илм чароғи тобон аст.
1957. Илм чун ҳосил кунӣ, онгоҳ амал ҳосил шавад.
1958. Илми беамал неши бенӯш аст.
1959. Илми беамал чун дарахти бесамар аст.
1960. Илми бебаҳс, моли бетиҷорату мулки бесиёсатро бақо нест.
1961. Илоҷи талхии айём, сабри тунд мехоҳад.
1962. Илоҷи вокеа қабл аз вуқӯъ бояд кард.
1963. Илчиро (сафирро) кас намекушад.
1964. Илчиро на қайд асту на зиндон.
1965. Имони қавию дурӯғ бо ҳам ҷӯр намеояд.
1966. Имрӯз дорӣ бихӯр, ғами фардо махӯр.
1967. Имрӯз, ки тавонӣ ва надонӣ, фардо, ки бидонӣ, натвонӣ.
1968. Имрӯзро фардое дар пеш аст.
1969. Ин балоро сад бало андар қафост.





1970. Ин даст мабод ба он даст эҳтиёҷ.
1971. Ин қадар додӣ, ки кӯр ба навосаи худ бидиҳад.
1972. Ин қадар об дорад, ки бақҷа дар он тайаммум мекунад.
1973. Ин қадар фикр накарда Фарҳоди сода, ки аз азал рафта ирода.
1974. Ин қадар чаридай, ку думбаат?
1975. Ин кор аз ту ояду мардон чунин кунанд.
1976. Ин ҷаҳон як сар дабистон аст мо шогирд.
1977. Ин ҷо мӯш ба асо роҳ меравад.
1978. Ин моҳ не моҳи нав, то охирҳои гандумдарав.
1979. Ин ҳам андар ошиқӣ болои ғамҳои дигар.
1980. Ин ҳам аробаи шайтона чарх медиҳад.
1981. Ин ҳанӯз аввали Наврӯзи ҷаҳонафрӯз аст.
1982. Ин раҳ, ки меравӣ ба Туркистон аст,
Тарсам нарасӣ ба Каъба эй аъроб.
1983. Ин ришта сари дароз дорад.
1984. Ин сабӯгар нашканад имрӯз, фардо бишканад.
1985. Ин сад қадам аз шайтон пештар.
1986. Ин сӯи бом сардӣ, ин сӯи бом гармӣ.
1987. Ин тур одам аст, ки сари калро мебофад.
1988. Ин тур тарафи одам мебинад, ки сангбақа тарафи тухмаш.
1989. Ин хаста[22] дар пои ӯ шикаст.
1990. Ин чӣ гул буд, ки шукуфт.
1991. Инони моли худатро ба дасти ғайр мадеҳ, ки ҳаққи худ талабидан кам аз гадоӣ нест.
1992. Инро ба касе бигӯ, ки туро нашносад.
1993. Инсон агар як манзил бизанад, саг ду манзил.
1994. Инсон аз гул карда нозуктару аз санг карда сахттар.
1995. Инсон аз дасти ғам хароб мешаваду девор аз дасти нам.
1996. Инсон аз инсон ёд мегирад.

[22]Хаста-донак





1997. Инсон ба либос шинохта намешавад.
1998. Инсон ба рӯи боз меравад, на ба дарвозаи боз.
1999. Инсон бандаи эҳсон.
2000. Инсон бо гап баста мешавад, чорпой бо ресмон.
2001. Инсон бо орзу зинда аст.
2002. Инсон гӯри худро ба дандон меканад.
2003. Инсон ду гӯшу як забон дорад, то бигӯяду бишнавад.
2004. Инсон камрӯзӣ мешавад, берӯзи не.
2005. Инсон набувад он ки аз ҳайвон гила дорад.
2006. Инсоният ба сурат нест, ба сират аст.
2007. Инсоф айни тоат аст.
2008. Ирси хирс ба гуфтор мерасад.
2009. Ислом ба зоти худ надорад айбе,
Ҳар айбе, ки аст дар мусулмонии мост.
2010. Исо ба дини худ, Мӯсо ба дини худ.
2011. Исроф кори шайтон аст.
2012. Исроф некӯ нест, магар дар амали хайр.
2013. Истиғнои мулк роҳат асту қаноати кишвар истироҳат.
2014. Истода бипӯшию шишта бихӯрӣ.
2015. Ихлос, ихлос аст.
2016. Ихтиёр ба дасти бахтиёр аст.
2017. Ихтиёри мурда ба дасти зинда.
2018. Ихтилоф дар лафз аст, на дар маънӣ.
2019. Ишқ аст, ҳазор бадгумонӣ.
2020. Ишқ асту ҷон кандан.
2021. Ишқ монанди мушк бӯй дорад.
2022. Ишқи пирӣ гар биҷунбад сар ба расвоӣ кашад.
2023. Ишқи пирӣ монанди гуле дар зимистон.
2024. Ишқи тез зуд сард мешавад.
2025. Ишқу дарду сурфаро наметвон пинхон пинҳон кард.
2026. Ишқу мушк пинҳон намемонад.
2027. Ишрати имрӯз беандешаи фардо хуш аст.
2028. Иштиҳо зери дандон аст.





## К

2029. Кадхудои хонаи мардум машав.
2030. Кадхудоро бубину деҳро бичоп[23].
2031. Кай гуфт, ки: «болои чашмат абрӯст».
2032. Кай дилу димоғ дорем, бо ту азми боғ дорем.
2033. Кай расад дасти ниёзи мо ба пойи нози ту,
Домани Лайлӣ баланду дасти Маҷнун норасост.
2034. Кайк ба тунбонаш даромада.
2035. Кайфият дар камият аст.
2036. Кайфияти дари хонара, хишти хона медона.
2037. Кал агар табиб будӣ, сари худ даво намудӣ.
2038. Кал ба каду механдад.
2039. Кал ба каду нола ба ҳар ду.
2040. Кал ба ҳаммом наравад, кӯр ба бозор.
2041. Кал гум, озараш гум.
2042. Кал ҳам мӯйҳои худро шона мезанад.
2043. Кал, ки мурд, мӯй қулоч шуд, ҳур, ки мурд бодомчашм.
2044. Калаки ростгӯй аст.
2045. Каларо сари оташ монӣ, даҳанашро пах мекунад.
2046. Калбача ҳам Худо дорад.
2047. Калиди рӯзии устоди қуфлгар қуфл аст.
2048. Калла набуд каду буд, аз ма набуд аз ту буд.
2049. Каллааш бӯйи қурма медиҳад.
2050. Каллааш қоқ аст.
2051. Каллаи гов дар дег банд монда.
2052. Каллапаз бархост, ҷояш саг нишаст.
2053. Каллапазро: «кала» гуфтам, ӯ ба ҷояш поча дод.
2054. Калҳо ҷамъ шавед, биёед бирем пеши Худо.
2055. Калова сардаргум шуда аст.
2056. Калро гуфтанд: «саратро шуштӣ», гуфт: «кайҳо бофтам».

[23] Бичоп-тала кардан, ғорат кардан

2057. Калро пеш аз офтоб баромадан бозӣ бидиҳед.
2058. Калро тоса бубин, хумро моса бубин.
2059. Кам бигӯ, зиёд бишнав.
2060. Кам бигӯ, ҳамеша бигӯ.
2061. Кам бидеҳ, кам мазан.
2062. Кам бихӯр, ғам махӯр.
2063. Кам бихӯр, дер бихӯр.
2064. Кам бихӯр, калон хоб кун.
2065. Кам бихӯр, нӯкар бигир.
2066. Кам бихӯр, ҳамеша бихӯр.
2067. Кам гӯй, кам хӯр, кам хусб.
2068. Кам гуфан, бисёр кардан, кори мардум донистан.
2069. Кам қавл бидеҳ, бештар амал кун.
2070. Кам хӯрдан чу оҳу паридан, пур хӯрдан чу моҳӣ тапидан.
2071. Кам хӯрдан роҳати ҷон, пур хӯрдан балои ҷон.
2072. Камзот агар оқил шавад, гардан занад устодро.
2073. Ками мову карами шумо.
2074. Камойи сари судро хӯрда.
2075. Кандуро пури арзан кун, баъд фикри зан кун.
2076. Кар аз Бағдод хабар дорад.
2077. Кар ду бор механдад, як бор ҳамройи мардум, бори дагар вақте ки гапро фаҳмид.
2078. Карам гулест, ки дар бӯстони ҷаннат нест.
2079. Карбосро аз бар бигир, духтарро аз модар.
2080. Кардаи хеш меояд ба пеш.
2081. Кардаҳо пушаймон, накардаҳо дар армон.
2082. Карро бизану мапурс.
2083. Кас аз ботини кас огоҳ нест.
2084. Кас надидам, ки гум шуд аз роҳи рост.
2085. Кас накунад дард ниҳон аз табиб.
2086. Кас накунад кори бад, то набинад рӯзи бад.
2087. Кас намонда ба саро, мушҳо шуда кадхудо.
2088. Кас нахорад пушти ман, ҷуз нохуну ангушти ман.





2089. Кас сояи ҳаҷро қурбонӣ намекунад.
2090. Кас, ки китоб медиҳад як дасту касе, ки китоб пас медиҳад ҳарду дасташро бояд бӯсид.
2091. Касе, ки аз қарз наҷот ёбад ғанӣ аст.
2092. Касе, ки аз Худо натарсад, аз бандаҳо шарм дорад.
2093. Касе, ки ба ду қибла мӯътақид аст, бедин аст.
2094. Касе, ки ба офтоби субҳ гарм нашавад, ба шом гарм намешавад.
2095. Касе, ки заҳмат мекашад, роҳат мебинад.
2096. Касе, ки зиёд ҳарф мезанад, бештар иштибоҳ мекунад.
2097. Касе, ки қарз мекунад, духтар дорад.
2098. Касе, ки нони худро танҳо мехӯрад, хари худро бояд танҳо бор кунад.
2099. Касеро, ки Худо зад, осиёбон ҳам мезанад.
2100. Катакӣ аст, хасакӣ нест.
2101. Катара[24] Худо шикорӣ накуна, қишлоқира бозорӣ.
2102. Кафан ёфтӣ, бимир.
2103. Кафандузд аз мурда натарсад.
2104. Кафандузд аз сухандузд беҳтар аст.
2105. Кафани сафедро дида, азоби гӯрро не.
2106. Қафаси тиллоӣ барои парранда зиндон аст.
2107. Кафи дастам шӯр аст.
2108. Кафи дасташ мехорад.
2109. Кафи дасти худро бӯй накарда.
2110. Кафлез ба чалавсоф гуфт: «шикофҳоям танг аст».
2111. Кац биншину рост бигӯй.
2112. Каҷи мову рости Худо.
2113. Каҷкули гадоиро ба гардан андохтан.
2114. Каҷкӯли гадоӣ пур намешавад.
2115. Каъба чӣ равӣ, бирав дилеро дарёб.
2116. Каъбаи дилро зиёрат кун, ки фарсангаш кам аст.
2117. Каъбаро вайрон бикуну мардумозорӣ макун.

[24] Ката-навъе аз саг





2118. Кибри муш заволи буқа.
2119. К-ин марги падар хоҳад в-он умри худованд.
2120. Кинаи касро дар дил ҷо мадеҳ, ки роҳати дилу ҷонро барҳам занад.
2121. Кинаи рафиқ адоват аст.
2122. Кинаварро осоиш нест.
2123. Кирдор меваву қавл барги дарахт аст.
2124. Кирми каду чиҳо кард, рӯи бибиро сиёҳ кард.
2125. Киро зӯр дод, ки зулм накард, киро пул дод, ки суд нахӯрд.
2126. Кироям хар кафани хар.
2127. Киш нагӯ, ки кишмиш мерезад.
2128. Кишмиш худаш худро ширин мегӯяд.
2129. Киштӣ чу бишканад, чӣ зиён тахтапорaро.
2130. Киштӣ, ки шикаст, чӣ ҳоҷат ба лангар.
2131. Кӣ заду, кӣ кашид, дар бало монд мулло Рашид.
2132. Кобул безар бошад, бебарф не.
2133. Кокул аз болонишинӣ рутбаи боло наёфт.
2134. Колоро ба дузд супурданд.
2135. Кор аз даст нагир, луқма аз даҳон.
2136. Кор аз кор тир шуда.
2137. Кор ба гап намешавад.
2138. Кор ба ҷон расиду корд ба устухон.
2139. Кор дар фасли баҳор, суфра аз анбори бор.
2140. Кор кардан аз хар, хӯрдан аз ёбу.
2141. Кор кун мисли ғулом, бихӯр мисли оғо.
2142. Кор мояи саодат аст.
2143. Кор накардаро музд набошад.
2144. Кора ба худ кадӣ номаш ба мардум.
2145. Кора ба худ мекунӣ, миннаташа ба мардум.
2146. Кора кард корфармо, да ғам монад ғарибҳо.
2147. Кора касе кард, ки охир кард.
2148. Корат банд буд, сипоҳиро ҳаволадор бигӯ.
2149. Корд ба устухон расид.





2150. Корд дастаи худро намебурад.
2151. Корд кунду ғилоф тилло.
2152. Корд, ки зар шавад ба камар бояд зад, на ба ҷигар.
2153. Корди кунд бинии харро намебурад.
2154. Кордро болои гулӯи гунҷишк бигзорӣ, панҷаи худро пеш мекунад.
2155. Кордро кордак нагӯ, мардро мардак.
2156. Коре бикун ба андоза, то туро аз пой наяндоза.
2157. Коре бикун, ки на сих сӯзад, на кабоб.
2158. Коре, ки зар кунад, на падар кунад, на модар.
2159. Коре, ки қалам мекунад, шамшер намекунад.
2160. Коре, ки карда шуд, муздур ҳаромзода шуд.
2161. Коре, ки нек нашуд, некӯ шуд, ки нашуд.
2162. Коре, ки ҳардаста шуд, мурдор мешавад.
2163. Коре, ки пул мекуна, ғӯл намекуна.
2164. Коре, ки Худо кунад, на шайх кунад на мулло.
2165. Коре, ки чашм куна, абрӯ намекуна.
2166. Кореро, ки дӯстат мекунад, ҳеҷ душман карда наметавонад.
2167. Кореро, ки нодон кунад оқил накунад.
2168. Кореро, ки оқил дар аввал мекунад, беақл онро дар охир мекунад.
2169. Кори бача хом аст.
2170. Кори бемашварат накӯ набошад.
2171. Кори бобо хӯроки даллоло.
2172. Кори бузург мояи иззат аст, на номи бузург.
2173. Кори имрӯзро ба фардо маафган.
2174. Кори кабк рег хӯрдан аст.
2175. Кори калонҳо то се сол.
2176. Кори накӯ кардан аз пур кардан аст.
2177. Кори ҳар хар нест хирман кӯфтан,
Наррагов мебояду марди кӯҳан.
2178. Кори тақдир ба тадбир рост наояд.
2179. Кори як зан беҳ аз сад марди лофзан.

2180. Коркушта шудааст.
2181. Корҳо осон шавад, аммо ба сабр.
2182. Корҳо самари андешаҳост.
2183. Корҳое, ки мекунад мӯш дар гудом[25] накунад.
2184. Корҳоро корфармо сар ба роҳ мекунад. Корро аз даст бигир тикаро аз бар.
2185. Корро аз корфаҳм бояд пурсид.
2186. Корро ба аҳлаш биспоред.
2187. Корро ба корхона мерасонад.
2188. Корро дил мекунад.
2189. Корро кӣ мекунад? Корфармо.
2190. Корро коргар мекунад, кулангакрро болобин.
2191. Корро мекунад масолеҳ, лофро мезанад бӣбӣ.
2192. Кору бораш чоқ аст.
2193. Коса аз ош гармтар аст.
2194. Коса аз пур шудан лабрез шуд.
2195. Коса ҷое равад, ки боз ояд.
2196. Косаи гадо гарон аст.
2197. Косаи кабир ҳамеша сарнагун мешавад.
2198. Косаи ҳамсоягӣ ду сар дора.
2199. Косаи сабр лабрез шуд.
2200. Косаи танбӯр мастӣ медиҳад оҳангро.
2201. Косаи чашмҳарисон пур нашуд,
То садаф қонеъ нашуд, пури дур нашуд.
2202. Косаи чинӣ, ки садо мекунад,
Худ сифати хеш адо мекунад.
2203. Косаи чӯбӣ сар омаду косаи чинӣ зерӣ об рафт.
2204. Косаро ба кӯза мезанию кӯзаро ба коса.
2205. Косиб ҳабиби Худост.
2206. Кофир ҳамаро ба кеши худ пиндорад.
2207. Коҳ ба назари танбал кӯҳ меояд.
2208. Коҳ дар каҳдон намонад.
2209. Коҳ шавам гов намехӯрад, устухон шавам саг.

[25] Гудом-анбор





2210. Коҳдони худро ғалат карда.
2211. Коҳдонро гӯсола халос мекунад, кандуро уштуки (кӯдаки) реза (хурд).
2212. Коҳе мехӯрад, роҳе меравад.
2213. Коҳи бедона бод кардан.
2214. Коҳро кӯҳ кардан.
2215. Кошакӣ нар бувад ё мода.
2216. Кошкиро коштанд, наравед.
2217. Кулӣ[26] ба худ ёр мехоҳад.
2218. Кулол ба тигари шикаста об мехӯрад.
2219. Кулоҳ дилкаш аст, аммо ба тарки сар намеарзад.
2220. Кулоҳашро об бурда, мегӯяд: «дар сарам буд».
2221. Кулоҳбардор аст. (яъне хушомадгӯст, тамаллуққор аст)
2222. Кулоҳи худа ба ҷойнамози пешин мемонад.
2223. Кулоҳи худро қозӣ сохтан.
2224. Кулоҳро болои пешонӣ мондааст.
2225. Кулоятро пеши раият бигузору машварат кун.
2226. Кулояш дар масҷид бияфтад, бачаи ҳиндуро мегӯяд, биёр.
2227. Кулӯх надорем, ки зоғ сараш биншинад.
2228. Кулӯхандозаро подош санг аст.
2229. Кулӯхро монда аз об тер[27] мешавад.
2230. Кунад ҳамҷинс бо ҳамҷинс парвоз, Кабӯтар бо кабӯтар боз бо боз.
2231. Куфри неъмат, заволи неъмат аст.
2232. Куштаро ба зӯру зар зинда натвон кард.
2233. Кӯдаки оқил, беҳ аз пири ҷоҳил.
2234. Кӯза як бор мешикана.
2235. Кӯзагар аз кӯзаи шикаста об мехӯрад.
2236. Кӯзаи нав обаш хунук.
2237. Кӯзаи шикастаро бо ду даст бардор.

---

[26] Кулӣ-ҷӯгӣ, лӯлӣ
[27]Тер шудан-гузаштан





2238. Кӯҳ ба кӯҳ намерасад, одам ба одам мерасад.
2239. Кӯҳ дар сӯрохи сӯзан кай равад.
2240. Кӯҳ ҳарчанд баланд бошад, дар сари худ роҳ дорад.
2241. Кӯҳу коҳ назди ӯ якест.
2242. Кӯр аз худо чӣ мехоҳад, ду чашми бино.
2243. Кӯр ба качал механдад.
2244. Кӯр ба кори худ бино аст.
2245. Кӯр ба кӯр гуфт, ки: «асоят ба гӯр».
2246. Кӯр дар роҳи фоидаи худ биност.
2247. Кӯр ҳам мефаҳмад, ки далда шӯр аст.
2248. Кӯр як бор асои худро гум мекунад.
2249. Кӯр як бор дар чоҳ меафтад.
2250. Кӯри хонанишин аз Бағдод хабар аст.
2251. Кӯри худ, бинои мардум.
2252. Кӯрнамак аст.
2253. Кӯчахандон аст, хоназиндон.
2254. Кӯчае, ки Рустам шавад, нони сахояш кам шавад.

## Қ

2255. Қабарғаи ман белаки пои ӯро мешиканад.
2256. Қабл аз марг вовайло карда.
2257. Қабо баробари ҷонат бубар.
2258. Қаболаашро касе намехонад.
2259. Қаболаи умр пинҳон аст.
2260. Қабри кофир аз берун намоиш дорад.
2261. Қабркан як гудол[28] дошт, мурдашӯй як тоси ҳаммом.
2262. Қавитарин силоҳ садоқат аст.
2263. Қавӣ шав, агар роҳати ҷаҳон талабӣ.
2264. Қавли мардон ҷон дорад.
2265. Қавл-қавли аввал аст.
2266. Қавми хуб обрӯи хуб.

[28] Гудол-чуқурӣ





2267. Қадам руи чашм аст.
2268. Қадамаш наҳс аст.
2269. Қадами номубораки Маҳмуд, гар ба дарё расад барорад дуд.
2270. Қадат намерасад, зери поятро чуқурӣ накан.
2271. Қадаш ба кундаи шоҳтут мемонад.
2272. Қади баланди санавбар, қади кӯтоҳи мехи хар.
2273. Қади бача то тоқча, ақли бача то кӯча.
2274. Қади дароз, бенамоз.
2275. Қадкӯтоҳ фитна аст.
2276. Кадом сафар бехатар аст?
2277. Қадри гулро булбул медонад.
2278. Қадри зарро заргар бидонад, қадри Қамбарро Алӣ.
2279. Қадри зарро заргар шиносад, қадри ҷавҳар ҷавҳарӣ.
2280. Қадри мард ба илм асту қадри илм ба мол.
2281. Қадри нонро гурусна медонад.
2282. Қадри офият касе донад, ки ба мусибате гирифтор ояд.
2283. Қадри як себро, ки надонӣ, кулли боғро, ки бахшандат чӣ?
2284. Қазияи замин бар сари замин.
2285. Қазою қадар кори худро мекунад.
2286. Қалам инҷо расиду сар бишкаст.
2287. Қаламрафтаро гурез нест.
2288. Қаламрафтаро чӣ дармон.
2289. Қаламзанро қаламаш бишканад.
2290. Қалби беотифа ҷувол аст.
2291. Қалоғ гирифтан.
2292. Қанд гуфтану даҳон ширин кардан.
2293. Қанду Қурут дар инҷо як қимат дорад.
2294. Қаноат бикун то шавӣ растагор.
2295. Қаноат тавонгар кунад мардро.
2296. Қаҳри афғон раҳми ӯзбак.
2297. Қаҳри дарвеш ба ҷони дарвеш.





2298. Қаҳри девона нуқси девона.
2299. Қарз ба ҳазор расид, қандов бизан.
2300. Қарз додан аблаҳӣ, гирифтанаш ҷодугарӣ.
2301. Қарз додану ҷон додан.
2302. Қарздори нодорро касе накушта.
2303. Қарз ду хонаро вайрон мекунад.
2304. Қарз қанд, ҳафта ҷанг, моҳ мункир, сол қасам, охир душман.
2305. Қарз куну зан кун, зан мемона қарз мера.
2306. Қарз миқрози муҳаббат аст.
2307. Қарз сари зоғ, зоғ зинда боша.
2308. Қарз, ки аз ҳад тер шуд мурғпалав бизан.
2309. Қарз, ки надорӣ, бирав ба пушт бихоб.
2310. Қарздори бад тел (бензин) ба доман.
2311. Қарзи одами ғариб ҳамеша садо дорад.
2312. Қар-қари бақа, ҳар ҷо мелақа.
2313. Қассоб аз касрати[29] гӯшт менолад.
2314. Қассоб бисёр шуд, гов ҳаром шуд.
2315. Қассоб қассоби мекунад, ятимбача рӯзгори худа гум мекунад.
2316. Қассоб ошно меполад[30].
2317. Қассобро бо наълбандӣ чӣ кор.
2318. Қатра-қатра дарё шавад.
2319. Қиёмат аст, ки оташ ба дасти ғӯл афтад.
2320. Қиёмати инсон вақтест, ки мемирад.
2321. Қимат бе ҳикмат нест, арзон бе иллат.
2322. Қимати ҳар кас ба қадри ҳиммати ӯст.
2323. Қимати ҳар чизро мизоне аст ва қиммати мардро аъмоли ӯст.
2324. Қимати шакар на аз най аст, балки ин хосият дар вай аст.
2325. Қиматфурӯшро ба ёди баққол додан.

[29]Касрати-зиёдии, бисёрии

[30] Меполад-ҷустуҷӯ мекунад, мекобад





2326. Қиморбоз шарики дузд аст.
2327. Қиморбоз як рӯз нок мехӯраду як рӯз хок.
2328. Қиморро агар бохтӣ, ҳарифро аз даст надеҳ.
2329. Қисмату тақдир кори худро мекуна.
2330. Қиссаи айш беҳ аз айш. Ё: Қиссаи айш нисфи айш аст.
2331. Қозӣ ҳамаро панд медиҳад худашро не.
2332. Қозӣ, ба ду гувоҳ розӣ.
2333. Қомати хамгаштаи пирон нишонаи марг нест,
Як камон сад тирро дар хок пинҳон мекунад.
2334. Қосидро на қайд асту на зиндон.
2335. Қотили шоҳ ё фари ӯст, ё душмани товуси пари ӯ.
2336. Қотура[31] гуфтанд: «харӣ», гуфт: «отем асп буд».
2337. Қофила гашт, хар ҷанг сар шуд.
2338. Қофила пасу пеш аст.
2339. Қошуқи бедум ҳамеша зери дӯғ мемонад.
2340. Қудрат доштӣ, раҳм кун.
2341. Қудрати илмро заволе нест.
2342. Қулбаи зӯр ба кӯҳ мегардад.
2343. Қуллаи кӯҳ бебарф нест.
2344. Қунғузак бачаашро гуфт: «нуқрабачем».
2345. Қурбон шавам худора, як бому ду ҳавора,
Исуни бом сардира усуни бом гармира.
2346. Қурбони безанӣ, ки як нона танҳо мезанӣ.
2347. Қурбони бешӯӣ, ки колоята[32] танҳо мешӯӣ.
2348. Қурбони дасти бисёр, ҳам ба хӯрдан ҳам ба кор.
2349. Қуръонро аз лавҳи зар, чӣ зеб?
2350. Қутб аз ҷо намеҷунбад.
2351. Қут-қутат да и ҷо, тухм да дига ҷо.
2352. Қӯч[33] бо қӯч меҷангад пойи меш мешиканад.
2353. Кӯшон бош то обдон бошӣ.
2354. Қӯшхона гарму гадо осуда.

[31] Қотур-хачир
[32] Колоята-либосатро
[33] Қуч-қушқор





# Л

2355. Лаби хомӯш нигаҳбони забон аст.
2356. Лагади филро фил бар медорад.
2357. Лагади харе ба харе, аф-афи саге ба саге.
2358. Лағмонӣ ба пағмонӣ гуфт: «Бархез, бародар, ки ҳиротӣ омад».
2359. Лазати зиндагӣ дар диду водид аст.
2360. Лаззате, ки дар афв аст, дар интиқом нест.
2361. Лаззати бода чӣ донӣ то начашӣ.
2362. Лаззати дунё зану дандон бувад,
Бе зану дандон ҷаҳон зиндон бувад.
2363. Лаззати дурӯғ як рӯз, лаззати ростӣ барои ҳамеш.
2364. Лаззати зиндагӣ дар некномӣ аст.
2365. Лаззати ҳаёт дар сиҳат аст.
2366. Лаззати тешаро зи кӯҳкан бояд пурсид.
2367. Лаззати шакар аз шаранг бувад.
2368. Лайлиро ба чашми Маҷнун бояд дид.
2369. Лайлӣ аз либос мегӯяд, Маҷнун аз палос.
2370. Лайлӣ зан буд, ё мард?
2371. Лакбахш мекунад.
2372. Лангар надорад.
2373. Лангарашро замин мебардораду рӯзиашро Худо медиҳад.
2374. Лангӣ  ба ҳама айб аст, ба Шотири шоҳ бештар.
2375. Латро шох мехӯрад, нолишро сум мекунад.
2376. Латта ёфтам бача не, бача ёфтам латта не.
2377. Лафзро мебинӣ маъниро не.
2378. Лаънат ба кори шайтон.
2379. Либос бипӯш халқписанд, нон бихӯр худписанд.
2380. Либоси дил ғуборолуда бошад ҷомашӯёнро.
2381. Лиёфта[34] дида пота дароз кун. Ё: Ҷойта дида пойта дароз кун. Ё: Гилемта дида пойта дароз кун.

[34]Лиёф, лиҳоф-кӯрпа

2382. Лингаш сих шуд.
2383. Лоиқи ҳар хар набошад заъфарон.
2384. Лоиқи хар тубра бихар.
2385. Лолим гули анор аст, ҳама муҳтоҷи дидор аст.
2386. Лоф дар ғарибӣ, луқма дар торикӣ.
2387. Лоф дар ғурбат газоф аст.
2388. Лоф заду бало зад, натарсиду қазо зад.
2389. Лоф кори хилоф аст.
2390. Лоф туро куштаву ғарибӣ маро.
2391. Лофи беҳуда мазан.
2392. Лофукро пуф расид.
2393. Луқма ба андозаи даҳон бигир.
2394. Луқма ҳамон беҳ, ки бо ёрон хӯранд, Хок бар он луқма, ки танҳо хӯранд.
2395. Луқмаи бегонагонро дар даҳан магшо (машмор).
2396. Луқмаи калон даҳонро пора мекунад.
2397. Луқмаи худро калон бигиру ҳарфи калон мазан.
2398. Луқмаи чарбу нарм аст.
2399. Луқмаро аз даҳан мезанад ва сурмаро аз чашм.
2400. Луқмонро гуфтанд: «адаб аз кӣ омӯхтӣ?» Гуфт: «Аз беадабон».
2401. Луқмонро ҳикмат омӯхтан чӣ суд.
2402. Лунгиро гов хӯрад.
2403. Лути зери дарахти зардолу аст.
2404. Лути лакӣ, нону нозакии корро меполад.
2405. Лути Султон Маҳмуд аст.
2406. Лутро (тамбалро) гуфтанд: «кор кун», насиҳати падарона мекунад.
2407. Луч аз об наметарсад.

## М

2408. Ма «те» мегӯям, ту «таёқ».
2409. Ма гирёни ҷони тура мекунам, ту се қалоғи даҳни маро мегирӣ.

2410. Ма розӣ, ту розӣ, чӣ ҳоҷат ба қозӣ; Ма розӣ, ту розӣ, фалонӣ зани қозӣ.
2411. Ма ялам ӯ намеялад.
2412. Ма, ки ба осиё нестум, мара ба сангу посангӣ чӣ ғараз.
2413. Мабар номи фардо, ки фардо кӣ дид.
2414. Мабош аз пайи озор ҳарчӣ хоҳӣ кун.
2415. Магир дилбареро, ки ду ёр дида бошад.
2416. Магар ҳоҷиро дар Макка биёбӣ.
2417. Магас чӣ мекунад, дилро бад.
2418. Магасвори ба сар задан фоида надорад.
2419. Магаси дӯғи ҳар кас машав.
2420. Магаси зиндаро қурт задан.
2421. Ин дағалдӯстон, ки мебинӣ, магасонанд гирди ширинӣ.
2422. Магӯ он чӣ натвони шунид.
2423. Мағзаш коҳ пур аст.
2424. Маёзор мӯре, ки донакаш аст.
2425. Мазаи ҳалво дар хӯрдан аст, на дар гуфтан.
2426. Мазаки дастмурааш гузашт.
2427. Мазан ба ангушт, ки назанандат ба мушт.
2428. Мазан ба девори кас, ки назанад ба деворат.
2429. Мазан дари кас ба ангушт, ки назананд ба дарат ба мушт. Мазан дари мардумро як даста, ки назанад дари туро дудаста.
2430. Мазан фоли бад, ки оварад ҳоли бад.
2431. Мазаро масола мекунад, лофа ошпаз.
2432. Кора масола мекунад, лофа бибӣ мезанад.
2433. Мазоқ-мазоқ каллаи зоғ.
2434. Мазохи хару рӯғани зард.
2435. Май бихӯр, мусҳаф бисӯзу оташ андар Каъба зан, Сокини бутхона бошу мардумозорӣ макун.
2436. Майдона да гап бурда.
2437. Маймун ҳарчӣ зишттар аст, бозиаш бештар аст.





2438. Макр аз занон, талбис аз шайтон.
2439. Макри зан хирвори арзан, агар тит шавад ҷамъ намешавад.
2440. Макри зан сад реша дорад.
2441. Макри зан чил шутур бор аст.
2442. Мақсуди ман аз Каъбаву Бутхона туӣ, ту.
2443. Макун бад, ки бад бинӣ аз ёри нек.
2444. Макун бад, ки ҳар кас, ки як бад кунад, Ҷаҳонаш мукофоти яксад кунад.
2445. Макун бар зердастон ситам, Ки дастест болои дасти ту ҳам.
2446. Малолати дӯстон беҳ, ки шамотати дӯсто.
2447. Ман аз бегонагон ҳаргиз нанолам,
Ки бо ман ҳарчи кард, он ошно кард.
2448. Ман аз дар даромадам, ӯ аз дарича баромад.
2449. Ман аз даъво тер мешаваму ӯ аз шоҳидӣ не.
2450. Ман аз ту умеди ҷома кардам, Ту эзори маро рабудӣ.
2451. Ман андози қадатро мешиносам.
2452. Ман ба фармони дилам, кай дил ба фармони ман аст?
2453. Ман бо халқу халқ бо Худо.
2454. Ман дар андеша, ки чун соя кунам дар сари ӯ,
Ӯ дар андеша, ки аз бех канад бехи маро.
2455. Ман дар чӣ хаёламу фалак дар чӣ хаёл,
Мо дар пайи ободӣ, фалак вайронкор.
2456. Ман зинда, ҷаҳон зинда, Ман мурда ҷаҳон мурда.
2457. Ман масту ту девона моро кӣ барад хона.
2458. Ман мисли шутур дурро мебинам.
2459. Ман намегӯям зиён кун ё ба фикри суд бош,
Эй зи фурсат бехабар дар ҳар чӣ бошӣ зуд бош.
2460. Ман ҳам зану ту ҳам зан, ордбез қуртак бизан.
2461. Ман ҳар чӣ мегӯям: «чак», ӯ ҳар чӣ мегӯяд: «пак».
2462. Ман ҳофизаму бародарам мехонад.
2463. Ман онам, ки ман донам.

2464. Ман сиёл, ту сиёл, Дар каллаи ту чӣ хиёл?
2465. Ман чӣ мегӯям, дамбураам чӣ месарояд?
2466. Манам Фотимаи нар, чӣ ба ман гӯӣ, чӣ ба дар.
2467. Манзили дурӯғ кӯтоҳ аст.
2468. Маҳ ба таҳ, таҳ ба маҳ.
2469. Маҳ фишонад нур, саг ав-ав накунад.
2470. Маҳол аст, ки ҳунармандон бимиранду беҳунарон ҷои эшон бигиранд.
2471. Марворидро об аст, обаш, ки рехт санге беш нест.
2472. Марг ба кӣ ниёз ба ҳамсарон.
2473. Марг бо ёрон ҷашн аст.
2474. Марг ва меҳмон чора надорад.
2475. Марг мехоҳӣ Қундуз бирав.
2476. Марги обоз дар об.
2477. Марги одами ғарибу гуноҳи одами сарватманд зуд фаромӯш мешавад.
2478. Марги хар шодии сагҳо. Ё: Марги хар арӯсии саг.
2479. Мард аз аслиҳа монад намешаваду зан аз зевар.
2480. Мард ба сират, зан ба сурат.
2481. Мард бояд, ки ҳаросон нашавад, мушкиле нест, ки осон нашавад.
2482. Мард бояд, ки санги зери осиё бошад.
2483. Мард ва харбузаи гармакро касе намешиносад.
2484. Мард дар рӯзи пила маълум мешаваду зан дар айлоқ.
2485. Мард қадри мард донад.
2486. Мард касе аст, ки нагӯяду бикунад, ва номард касе аст, ки бигӯяду накунад.
2487. Мард ҳамеша ба дасти номард кушта мешавад.
2488. Мард он аст, ки нагӯяду бикунад.
2489. Мард чун пир шавад, ҳирси ҷавонӣ ҷӯяд.
2490. Мард шавҳар надорад, шавҳари мард қарздори ӯст.
2491. Марде, ки лабханд надорад, дӯкон боз накунад.
2492. Марди бебаргу наворо ба ҳақорат мангар.

2493. Марди беилм чун дарахти бесамар аст.
2494. Марди беқадрро зинда машмор.
2495. Марди бемор кам мехӯрад, магар бисёр харҷ мекунад.
2496. Марди беҳунар, чун дарахти бесамар.
2497. Марди дузана дами беғам назана.
2498. Марди сабитқадам он аст, ки аз ҷо наравад.
2499. Марди тундхӯ, зани сурхрӯ.
2500. Мардиро бигир, номардӣ ба ҷой аст.
2501. Мардиятро биозмой ва онгаҳ фикри зан кун.
2502. Мардӣ, ё ҷилмурғ.
2503. Мардкирдор бош, мардгуфтор не.
2504. Мардон аз хоб ёфтаанд.
2505. Мардон аз Худо гила доранд, номардон аз авлод (фарзанд).
2506. Мардон барои зиндон.
2507. Мардон назананд лофи мардӣ.
2508. Мардонагии моҳигир ба вақти тӯфон маълум мешавад.
2509. Мардони хуб мемиранд, вале номҳояшон зинда мемонад.
2510. Мардонро як гап аст.
2511. Мардро зан мард месоза.
2512. Мардро қавлу занро ваъда.
2513. Мардро мардак мегӯӣ, кордро кордак.
2514. Мардро ҳиммат ба кор аст, на ки ханҷар дар миён.
2515. Мардум бештар аз тарс мемиранд.
2516. Мардум меран арӯс дидан, арӯс рафта саргин чидан.
2517. Мардуме бояд, ки бори ғам кашад, Рахш мебояд, ки тани Рустам кашад.
2518. Мардумонро айби ниҳонӣ ошкор макун, ки эшонро расво ва худро беэътибор кунӣ.
2519. Мардумро адаб беҳ аз заҳаб.
2520. Мардумро ба тавозеъ банда кун.





2521. Маризро дами мурдан чӣ ҷои парҳез аст.
2522. Маризро мепурсанд: Парҳезона мехӯрӣ?
2523. Маркаб дорӣ? Не! Домод дорӣ? Бале.
2524. Маро ба хайри ту умед нест, шар марасон.
2525. Маро мӯи димоғ сохт.
2526. Маро нон деҳу кафш бар сар зан.
2527. Маро себ бидеҳ, аз бед бидеҳ.
2528. Масҷид агар хароб шуда, меҳробаш ба ҷой аст.
2529. Масҷид гарм – гадо осуда.
2530. Масҷид ламбида, меҳробе ба ҷойе.
2531. Масҷидро вайрон кун, роҳро обод.
2532. Маснавӣ ҳафтод ман коғаз шуд.
2533. Мастӣ аз ҳастӣ аст.
2534. Мафоди сар сармояро хӯрад.
2535. Маханд ба хеш, ки меояд ба пеш.
2536. Маъқул мешавад, вақте ки маъзул мешавад.
2537. Маъшуқа ба номи ман ком аз дигарон.
2538. Маъшуқаи хурдсол чӣ донад рамузи ишқ,
То гул набишкуфад ба касе бӯ намедиҳад.
2539. Меваи даст аз мо гузашт.
2540. Меваи инсон авлод аст.
2541. Меваи мурод ба сабр пухта мешавад.
2542. Меваи хуб дар боғ насиби шағол аст.
2543. Меваи ширинтарро зоғҳо мехӯранд.
2544. Медаи ҷавон сангро ҳал мекунад.
2545. Менамояду мерабояд.
2546. Меравад соли қаҳтӣ, мемонад номи нек.
2547. Меравӣ, пеш поята бубин, ки наяфтӣ.
2548. Мероси хирс ба кафтор мерасад.
2549. Меросхӯрро хоб мебарад, омӯхтахӯрро не.
2550. Мехи аспро сари забонам бикӯб.
2551. Мехи заррин сад газ ба замин.
2552. Мехи оҳанин наравад дар санг.
2553. Мехи тавилаи шайтонворист.





2554. Мехоҳад ҳам шаҳид шаваду ҳам ғозӣ ва саломат ба хона бирасад.
2555. Меҳмон аз дар меояд, рӯзии он аз дарича;
2556. Меҳмон бо худ рӯзӣ орад.
2557. Меҳмон азиз аст, аммо то се рӯз.
2558. Меҳмон азизи Худост;
2559. Меҳмон атои Худост.
2560. Меҳмон гӯсфанди соҳиби хона аст.
2561. Меҳмон, ки аз хона баромад, соҳиби хона ҷавонмард мешавад.
2562. Меҳмон меҳмонро хуш надорад, соҳиби хона ҳардуро.
2563. Меҳмон рӯзии худро мехӯрад, аблаҳ ғам.
2564. Меҳмон тобеи соҳиби хона.
2565. Меҳмон як рӯз, ду рӯз, не, ки тамоми Наврӯз.
2566. Меҳмон яке бошад одам барояш гов мекушад.
2567. Меҳмонам рӯзи аввал гули анор, рузи дувум гули хор, рӯзи сеюм аз поҳояш бигир бизан ба девор.
2568. Меҳмони новақт аз кисаи худ мехӯрад.
2569. Меҳмони сари хон, на ки дар роҳи равон.
2570. Меҳмони якрӯза, на кафш дора на мӯза.
2571. Меҳмонро меҳмонвор соҳиби хонаро чарбтар.
2572. Меҳнатзадаро аз ҳар тараф сангояд.
2573. Меҳру муҳаббат дар чашм аст.
2574. Меҳрубониҳои бисёр камтар аз озор нест.
2575. Мешавад дили соф аз суҳбати ноаҳл малул.
2576. Меше, ки аз рама ҷудо шавад, меҳмони гург мешавад.
2577. Миён тиҳитар аз табл.
2578. Миёни бало бош беҳтар, ки дар канори бало.
2579. Миёни ду кас ҷанг чу оташ аст.
2580. Миёни ду санг орд шудем.
2581. Миёнҷӣ аз ду тараф лат мехӯрад.
2582. Мижа болои чашм гаронӣ намекунад.





2583. Мижа чашми бараро озор медиҳад. Ё: Чун мижгон даруни дида ояд хор мегардад.
2584. Мир хато, кал хато.
2585. Мисгару кулолӣ ба рӯзи гарм маълум мешаванд.
2586. Мисле аз кӣ мешармад аз сиёли худ.
2587. Мисле, ки ба Каъба санг зада бошӣ.
2588. Мисле, ки кати пой навишта бошӣ (киноя аз хатти бад).
2589. Мисле, ки маҳтоби сешабаро дида бошӣ.
2590. Мисле, ки меҳри муҳра дошта бошӣ.
2591. Мисле, ки паси оташ омада будӣ.
2592. Мисли бодула Самарқандӣ шуд.
2593. Мисли гули арзақ ба ҳар дару бом мерӯяд.
2594. Мисли дубӣ ба ман чӣ гуфта меравconfigured.
2595. Мисли моҳи Рамазон дароз аст.
2596. Мисли ош як тараф лӯл мехӯрад.
2597. Мисли сутаи ҳофиз, ки ба ҳар ҷо хӯрад.
2598. Мисли шайтон гумак аст.
2599. Мифтоҳи комгорӣ зӯр асту зорӣ.
2600. Мо аз даъво тер шудему ту аз шоҳидӣ не.
2601. Мо аз ӯ гурезон, ӯ ба пушти мо авезон.
2602. Мо ба ту овезону ту аз мо гурезон.
2603. Мо ба хайр шумо саломат.
2604. Мо ғариб, ду деҳ ғариб.
2605. Мо гуфтем беҳтар шавад, бадтар шуд.
2606. Мо дил пеш мекунем, шумо сих.
2607. Мо зинда бар онем, ки ором надорем.
2608. Мо кам кардем, худо зиёда кунад.
2609. Мо ҷавоби Мирро дода наметавонем, моро пеши Мирхон мебаранд.
2610. Мо мурда шумо зинда.
2611. Мо ҳеч надорему ғам ҳеч надорем, дастор надорему ғами печ надорем.
2612. Мо хомхиёлу фалак пухтахиёл аст.





2613. Мо чӣ будем, ки лолаи мо омад аз пас.
2614. Мо, ки аз гуруснагӣ мурдем, мардум меган, ки аз сери тарқид.
2615. Мо, ки дузд шудем, моҳтобшаб мешавад.
2616. Мо, ки расвои ҷаҳонем, ғами дунё надорем.
2617. Мода ҳам ҳастӣ бизой, нар ҳам ҳастӣ бизой.
2618. Модар ба номи бача мехӯрад қанду кулча.
2619. Модар насӯхт, модарандар сӯхт.
2620. Модар чӣ хабар дорад, ки духтар чӣ ҳунар дорад.
2621. Модар, ки нест, бо зани падар бояд сохт.
2622. Модара бибӣ, духтара бигӣ.
2623. Модари бад бачаро ба хоб наметавонад бинад.
2624. Модари оллоҳёр хабар бубар, хабар биёр.
2625. Модармурдаро шеван маёмӯз.
2626. Модарро дил сӯзаду дояро доман.
2627. Модару падар меваи камёб аст.
2628. Модархато бошию падархато не.
2629. Модиёни буғуз соя надорад.
2630. Мол аз баҳри осоиши умр аст, на умр аз баҳри гирд кардани мол.
2631. Мол ба бар, ақл ба сар.
2632. Мол ба тарафи соҳибаш наравад ҳаром аст.
2633. Мол вубол аст, илм некӯи мол.
2634. Мол гум, имон гум. Ё: Мол гум, имон бой.
2635. Мол дар корхона асп дар каманд.
2636. Мол додану ҷон додан.
2637. Мол дорам, ҳол дорам, мол дорӣ ҳол дорӣ.
2638. Мол ҷамъ кардан осон аст, вале нигаҳ доштан ва фоида гирифтан душвор.
2639. Мол нисори ҷон, ҷон нисори обрӯ.
2640. Мол он, ки сабаби ҳусни қол бошад, на василаи уқобу никол.
2641. Мол садақаи сар, сар садақаи номус.
2642. Мол як ҷо меравад, имон ҳазор ҷо.





2643. Молатро ҳуш кун, ҳамсояатро дузд магир.
2644. Моли бад, риши хованд.
2645. Моли ғариб пеши ғариб.
2646. Моли дуздӣ қимат надорад.
2647. Моли дунё вуболи охират аст.
2648. Моли дунё охир соҳиби худро мехӯрад.
2649. Моли дунё чирки дунё.
2650. Моли ёфтаро кӣ кофта, сари калро кӣ бофта.
2651. Моли мардум зери кунда.
2652. Моли мардум то нисфи рӯз аст.
2653. Моли мардумро ба мардум бояд хӯронд.
2654. Моли мерос пой мекашад.
2655. Моли музӣ, шоми ғозӣ.
2656. Моли мӯъмин, хуни мӯъмин.
2657. Моли мумсик, хӯроки золим.
2658. Моли мурда, паси мурда.
2659. Моли муфт, дили бераҳм.
2660. Моли ҳаром, ба роҳи ҳаром.
2661. Моли саркор таб дораду марг не.
2662. Моли хубу дӯсти хуб ба рӯзи бад ба кор меоянд.
2663. Моли хубу рӯзи бад.
2664. Моли худ, моли худам, моли мардум ҳам аз худам.
2665. Молу ҷон баробар аст.
2666. Мор берӯда аст.
2667. Мор пӯст гузорад, хӯй нагузорад.
2668. Мор то рост нашавад дар сӯрох наравад.
2669. Мор, ки аз пудина бад мебарад, боз да даҳани хонааш сабз мешавад.
2670. Моргазида аз ресмони аблақ (ало) метарсад.
2671. Моргазидаро хоб мебарад, гушнаро не.
2672. Мори бад беҳ аз ёри бад.
2673. Мори миёни остин аст.
2674. Мори мурда намегазад.
2675. Мори мурдагиро ҳама санг мезанад.

2676. Моро Худо аз ӯ нигоҳ кунад, ӯро аз обу оташ.
2677. Моро чӣ аз ин қисса, ки гов омаду хар рафт.
2678. Моро шикастагӣ ба ниҳоят расидааст, чандон шикастаем, ки натвон дигар шикаст.
2679. Морро дар шугор бояд гир кард.
2680. Мост (ҷурғот) агар шикаст, хурмааш бар ҷой аст.
2681. Мост нест, ки лесида шавад.
2682. Моствор҅ӣ тарафи сарпоёнӣ лӯл мехӯрад.
2683. Мости турш аз тағорааш пайдост.
2684. Мостро ангуштак, дӯғро оббозӣ.
2685. Моҳи нав то охирҳои гандумдарав.
2686. Моҳигир дилро ба дарё мезанад.
2687. Моҳигира аз хӯрдани моҳӣ бадаш меояд.
2688. Моҳиро гуфтанд: «чаро гап намезанӣ?», гуфт: «даҳанам пури об аст».
2689. Моҳиро ҳар вақт аз об бигирӣ, тоза (тар) аст.
2690. Моҳию меҳмон агар аз се рӯз зиёд бимонанд, ганда мешаванд.
2691. Моҳӣ аз сар ганда мешавад, на аз дум.
2692. Моҳӣ талаби об кунад, гарчӣ ғизо шавад.
2693. Мояи ҳафтод ман хамир аст.
2694. Мояи соф як чумча шир аст.
2695. Моян агар маска шавад, роҳи гулун баста шавад.
2696. Моян агар дӯғ шавад, роҳи гулун кӯғ шавад.
2697. Муддаои суст, гувоҳи чуст (чолок).
2698. Муздур муздурӣ мекунад, ятимбача рӯзи худро гум мекунад.
2699. Мукофот дар ҳамин дунёст.
2700. Мулк бе дин ботил аст, дин бемулк зоеъ.
2701. Мулки Худо танг нест, пои ғариб ланг нест.
2702. Мулку мол аз беҳаёст.
2703. Мулку мол баҳри ҳеч аст.
2704. Мулло ба кӯҳ боло намешавад, хирс аз кӯҳи поён намешавад.





2705. Мулло нест, балост.
2706. Мулло нашуда ба минбар мабарояд.
2707. Мулло шудан осон, одам шудан мушкил.
2708. Муллои хуб дар такрор маълум мешавад ва гови худ дар шудгор.
2709. Муллоро ба гуфтораш бин, ба кирдораш на.
2710. Муллоро ба деҳ намемонанд, мегӯяд ҷоямро ба хонаи малик андоз.
2711. Мӯъмин муми дил, кофир санги дил.
2712. Мумсик туф карда гиреҳ мекунад.
2713. Мункираш бош.
2714. Мункири нарӣ, қоили харӣ.
2715. Мунофиқат поя надорад.
2716. Муҳаббати хар лагад задан аст.
2717. Муҳаммад (с) ба меъроҷ баланд аст, на ба аммома.
2718. Муҳаммад дидаву Мусо шунида, шунида кай бувад монанди дида.
2719. Макун бовар суханҳои шунида, шунида кай бувад монанди дида.
2720. Муҳтасиб донаду сари бозор.
2721. Муҳтасибро даруни хона чӣ кор.
2722. Муҳтоҷ тобеъ аст.
2723. Мурғ дар кӯҳи Арғувон, ту ку-купалав мезанӣ.
2724. Мурғ, ки анҷир мехӯрад, нӯлаш каҷ аст.
2725. Мурғ, ки тухм дод, қут-қут мекунад.
2726. Мурғи гурусна арзан хоб мебинад.
2727. Мурғи зирак чун ба дом афтад, таҳаммул боядаш.
2728. Мурғи зирак дар ду ҳалқа банд мешавад.
2729. Мурғи кӯру оби шӯр.
2730. Мурғи сухангӯ дар қафас сухан фаромӯш накунад.
2731. Мурғи ӯ як линг (пой) дорад.
2732. Мурғи хонагӣ чарбу надорад.
2733. Мурғу намак чашидан.
2734. Мурда ба дасти зинда. Ё: Мурда ба фармони зинда.





2735. Мурда ба як роҳ меравад, мурдадор ба ҳазор роҳ.
2736. Мурда ва зиндаи фил як қимат дорад.
2737. Мурда дар дарё, шалғам (шал ғам) мехӯрад.
2738. Мурда монда, ба чакка часпидан.
2739. Мурдаи ман зиндаи туро бас аст.
2740. Мурдаи шерро дар ҷангал кафан намекунанд.
2741. Мурдан ҳақ аст, гӯру кафан ба шак.
2742. Мурдан ҳақ аст, имон бурдан ба шак.
2743. Мурдани ба ном беҳ аст, ки зистан ба нанг.
2744. Мурдаро зинда натвон кард ва зиндаро ҳар вақт куштан мумкин аст.
2745. Мурдашӯ зомини биҳишту дӯзах нест.
2746. Мурувват пеша кун, то беш ёбӣ.
2747. Мусиқӣ ғизои рӯҳ аст.
2748. Мусичаи бегуноҳ.
2749. Мусофир чӣ мебарад, номи нек.
2750. Мусулмонӣ дар китоб, мусулмонон дар гӯр.
2751. Мутакаллимро то касе айб нагирад, сухани ӯ салоҳ напазирад.
2752. Муфлис ба доди банда тавонгар намешавад.
2753. Муфтро чӣ гуфт.
2754. Муҷрим ҳамеша тарсон аст.
2755. Мӯш (саг) дар сояи фил роҳ мерафт, мегуфт: соя аз ман аст.
2756. Мӯш дар хонаи худ ҷой намешавад, ғилболро ба думаш мекашад. Ё: Мӯш дар ғораш ҷой намешавад, ҷорӯбро ба думаш бастанд.
2757. Мӯш намеравад ба ғораш, чӯҷа дигар ба дунболаш.
2758. Мӯш роҳи анборро пайдо мекунад.
2759. Мӯш хонаро хонаи гук месозад.
2760. Мӯши берунгӣ омад, мӯши дарунгиро бадар кард.
2761. Мушк бӯ дорад, натвон кард пинҳонаш.
2762. Мушк дар остин ниҳон кардан.
2763. Мушк он аст, ки худ бибӯяд, на он ки аттор гӯяд.





2764. Мушк яке буд тарқид дуто шуд.
2765. Мушт занӣ, мушт хӯрӣ бар даҳон,
Теғ кашӣ, теғ кашандат ба ҷон.
2766. Мушт задӣ ба лагаде гир омадӣ.
2767. Мушт намунаи хирвор.
2768. Мушта дар торикӣ мезанад.
2769. Муштат пури занбӯр бошад, занбӯр зинда бошад.
2770. Мушташ боз шуд.
2771. Муштзан дигар аст, теғзан дигар аст.
2772. Мушти баъд аз ҷангро бар сари худ бояд кӯфт.
2773. Мушти пӯшида ҳазор динор.
2774. Мушту дирафш баробар нест.
2775. Мушту дирафш ҷӯр намеоя.
2776. Мӯшу гурба, ки бо ҳам сохтанд, дӯкони аттор хароб аст.
2777. Мӯътабар харсаворро монад.
2778. Мӯриёна чӯби нарм мехӯрад.
2779. Мӯй аз хамир ҷудо кард.
2780. Мӯй ба даҳанам сабз сабз кард.
2781. Мӯй дар дида бувад кӯҳи азим.
2782. Мӯй дар шир зуд маълум мешавад.
2783. Мӯи сафед ояти навмедӣ аст.
2784. Мӯйи баданаш сих истода шуд.
2785. Муйи сарам бархост.
2786. Мӯйро аз хамир мекашад.
2787. Мӯйро мадад аст.
2788. Мӯрча давраи мор кад, зад куна авгор кард
2789. Мӯрча зери пояш озор намеёбад.
2790. Мӯрчагон гар кунанд иттифоқ,
Шери жаёнро бидаронанд пӯст.
2791. Мӯрчаро роҳдорӣ, бақаро яхмолак.
2792. Мӯрчаро, ки заволаш меояд, бол мекашад.





## Н

2793. На ай ту, на ай ма.
2794. На ба қабристон хов шав, на хови парешон бубин.
2795. На ба он шӯрии шӯр, на ба он бенамакӣ.
2796. На зани дунё шудем, на марди охират.
2797. На Исоӣ шудӣ, на Мусоӣ.
2798. На коҳ мехӯранд, на охурро яла мекунанд.
2799. На муҳаққик буд, на донишманд, чорпойе ба рӯ китобе чанд.
2800. На нони гандумию на сухани мардумӣ.
2801. На оби обдонӣ, на бонги мусулмонӣ.
2802. На он кор кунам, на ин кор.
2803. На пиёз хӯрдаам, на даҳанам бӯи пиёз медиҳад.
2804. На пӯсти рӯбоҳ ба кор асту на садои тозӣ.
2805. На рӯи гурез, на тоби ситез.
2806. На рӯи мондан, на роҳи рафтан.
2807. На сабр дар дили ошиқ, на об дар ғирбол.
2808. На сагро бубин, на аф-афи онро бишнав.
2809. На сир хӯрдаам, на аз бӯяш метарсам.
2810. На сих сӯзад, на кабоб.
2811. На талх бош, ки аз ту бигрезанд, на ширин бош, ки бихӯрандат.
2812. На ҳар кӣ вараќе хонад, маънӣ донист.
2813. На худ хӯрам, на ба кас диҳам, ганда кунам ба саг диҳам.
2814. Нахӯрда, на бурда, гирифта дарди гурда.
2815. На хушу, на хушу, бизан таранту.
2816. На чандон бихӯр, ки аз даҳонат барояд, на чандон ки аз заифӣ ҷонат барояд.
2817. На чандон нармӣ кун, ки бар ту далер шаванд, на дуруштӣ кун, ки аз ту сер шаванд.
2818. На чизе бидеҳ ба дарвеш, на чизе бихоҳ аз дарвеш.
2819. На чизе пошида, на чизе рехта (дар мавриди қаҳри беҷо).

2820. На чунон монду на чунин.
2821. На шири шутур, на дидори араб.
2822. Набуд хайр дар он хона, ки исмат набуд.
2823. Нав ба давлат расидааст.
2824. Нав омад ба бозору кӯҳна шуд хору озор.
2825. Навбат ба мо расид, балеро бало навишт.
2826. Нависанда донад, ки дар нома чист.
2827. Навоса ба линги боваш (бобояш).
2828. Навро чӣ кунам, ҷафо кашида кӯҳна.
2829. Наврӯз, нӯҳуним рӯз, чиҳил кундаро бисӯз.
2830. Нағма аз Довуд хуш аст.
2831. Нагӯ падари бадамро, ки нагӯям падари хубатро.
2832. Нагузошт, ки лом аз калом бигӯяд.
2833. Нагуфтам, ки аз ин ҷо бихезу ба он ҷо нишин.
2834. Наддофро бизан, ки ҷуло битарсад.
2835. Надорам ихтиёри гиря имшаб,
Ба дар мегӯям ай девор имшаб.
2836. Надорам парвоят, чӣ диҳам ба арвоҳат.
2837. Надорӣ боғча, махӯр олуча.
2838. Надорӣ дасти корӣ, чаро арзан мекорӣ?
2839. Назар кунам ба ҷони худ, бихӯрам бо бачагони худ.
2840. Назди оташпараст, дӯзах беҳ аз биҳишт.
2841. Назофат нисфи имон аст.
2842. Накан, ки наметавонӣ, вайрон карда мемонӣ.
2843. Нақди имрӯз қарзи фардо.
2844. Нақл маҷлис аст.
2845. Нақли куфр, куфр набошад.
2846. Накошта дарав макун.
2847. Накун бачаатро ноздона, ки мешавад занҷиру завлона.
2848. Накунад гург пӯстиндӯзӣ.
2849. Нақш бар девори зиндон аст.
2850. Нақши қолин мераваду ман намеравам.





2851. Наҷҷорӣ кори шодӣ (маймун) нест.
2852. Наҷот дар ростист, ҳалок дар дурӯғ.
2853. Намади сиёҳ ба шустан сафед намешавад.
2854. Намак хӯрду намакдон шикаст.
2855. Намаки мо шӯрӣ надорад.
2856. Намаку судаи алмос бо ҳам монад.
2857. Намоз сутуни дин аст.
2858. Нанг аз гӯристон бархост
2859. Нану, нон зери кабоб.
2860. Нарав ба қало (қалъа), ки ме(ҳ)монӣ дар бало.
2861. Наравӣ, ба пушт бибарамат, нахӯрӣ чӣ кунамат?
2862. Наравад об дигар бор, ки аз ҷӯ рафта.
2863. Нардбон пелла-пелла.
2864. Нарӯфтани хонаи хеш, танбеҳ дар худ.
2865. Насибара насибахӯр мехӯра, ғамро аблаҳ
2866. Насиҳат миннат аст, қадр надорад.
2867. Насиҳати ҳама олам дар гӯши ман бод аст.
2868. Натарсад шерри нар аз рӯбоҳи пир.
2869. Натвон мурд ба сахтӣ, ки ман ин ҷо зодам.
2870. Нахле, ки бар надод, шавад боғбон кабоб,
Хун мехӯрад падар, ки писар беҳунар шавад.
2871. Нахӯд ба даҳанаш нам намекашад.
2872. Нахӯдак-нахӯдак, ҳар кас ба хонаи худак.
2873. Нахӯди пеши қошуқ.
2874. Нахӯрдаем нони гандум, дидаем дасти мардум.
2875. Нахӯрдам аз ошаш, кӯр шудам аз дудаш.
2876. Нашаи саҳбо намеарзад ба ташвиши хумор.
2877. На ҳар кӣ дар муҷодала чуст, дар муомила дуруст.
2878. На ҳар кӣ ба сурати некӯст, сирати зебо дар ӯст.
2879. На ҳар кӣ оина созад сикандарӣ донад.
2880. На ҳар кӣ сар битарашод, қаландарӣ донад.
2881. На ҳар кӣ фалсафа хонад, Ибни Сино шавад.
2882. На ҳар кӣ чеҳра барафрӯхт дилбарӣ донад,
2883. На ҳар орзу ояд осон ба даст.
2884. На ҳар чиз ба қомат меҳтар, ба қимат беҳтар.

2885. Не дар биёбон хоб кун, не хоби парешон бубин.
2886. Не дасти ситез, не пойи гурез.
2887. Не динӣ, не дунёӣ.
2888. Не кас хушу не кас миннатдор.
2889. Не мир шудию, не пир (вазир).
2890. Не мости хӯрда, не хики дарида.
2891. Не риша набофта, аз баҳри Худо ёфта.
2892. Некбахтро чапану камбахтро кафан ҳам нарасид.
2893. Неки куну дар об андоз.
2894. Некиро бадӣ, бадиро сазо.
2895. Некиро некӣ, бадиро бадӣ.
2896. Некию пурсиш.
2897. Некӣ гум намешавад.
2898. Некӣ кардӣ умедвор бош, бадӣ кардӣ хабардор бош.
2899. Некӣ пеши Худо фаромӯш намешавад.
2900. Некмуомила шарики моли мардум аст.
2901. Некмуомиларо боз муомила, бадмуомиларо бас муомила.
2902. Некӯӣ бо бадон ҳукми бадӣ дорад, ба ҷои некӯвон.
2903. Некӯкор бимирад, номи некаш зинда бимонад.
2904. Нестӣ марди корӣ, чаро арзан мекорӣ?
2905. Нестӣ аз дар ояд, нифоқ аз дарвоза.
2906. Нестӣ бигрез, ки марг омад.
2907. Неши ақраб на аз барои кин аст, муқтазои табиаташ чунин аст.
2908. Неши қалами тезтарак, теғи дудам.
2909. Нешхори одамизод ҳарф задан аст.
2910. Неъмате нест беҳ аз озодӣ.
2911. Нигоҳи дарвеш айни савол аст.
2912. Ниёзи пирон ҳаққи фақирон.
2913. Никоҳи духтари коко ва писари коко дар осмон баста шуда.
2914. Ним аз ту, ним аз ман, на ту бигӯ на ман.
2915. Ним нон роҳати ҷон, як нон балои ҷон.





2916. Нимаҳаким роҳати ҷон, нимамулло балои ҷон.
2917. Ними деҳ дӯл, ними деҳ осиёб.
2918. Нимча мулло балои ҷон.
2919. Нимча табиб балои ҷон.
2920. Нимча табиб қассоб аст.
2921. Ниҳоле биншон, ки ба зери сояаш биншинӣ.
2922. Ниҳоли беруни боғ аст.
2923. Нисфи хоб рост, нисфаш дурӯғ.
2924. Нифоқ бияндозу ҳукумат кун.
2925. Нишебӣ фарозӣ дорад.
2926. Нишоти ҷомаи нав тифлро бехоб месозад.
2927. Нияти бад, қазои сар.
2928. Ноаҳлро, ки даст додӣ, аз оринҷат мегирад.
2929. Ноасл дар аввал вафо кунад, дар охир ҷафо кунад.
2930. Нобиноро рӯшании чароғ чӣ суд.
2931. Нобурда ранҷ ганҷ муяссар намешавад,
Музд он гирифт, ҷон бародар, ки кор кард.
2932. Новадони Каъба медуздию борони раҳмат тамаъ медорӣ.
2933. Нодидаро Худо рӯз ната, пойи тарқидаро мӯза.
2934. Нододаро бидеҳ, ки шарманда шавад.
2935. Нодон он қадар зулме, ки бар худ мекунад, бар дигарон намекунад.
2936. Нодон сухан гӯяд, доно қиёс кунад.
2937. Нодон худро ба чоҳ меандозад.
2938. Ноз бар он кун, ки харидори туст,
Пеши касе рав, ки талабгори туст.
2939. Ноз кун, ки нозбардор дорӣ,
Бифрӯш, ки харидор дорӣ.
2940. Ноза ба нозвардор кун, савдора ба харидор.
2941. Нози бисёр меҳрро кам мекунад.
2942. Нокарда дар армону карда пушаймон.
2943. Нокардаро на қайд асту на зиндон.
2944. Нокас ба тарбият нашавад, ай ҳаким, кас.





2945. Нокасон гар аз касон боло нишинанд айб нест,
З-он ки хас болои дарё, зери дарё гавҳар аст.
2946. Ноқисулаъзо нишонкардаи Худост.
2947. Нокиштаро дарав мекунӣ.
2948. Нолаи об аз ноҳамвории замин аст.
2949. Ном аз ман, ком аз дигарон.
2950. Нома кардам номадӣ ва қосид кардам номадӣ,
Шишта будам худ сари худ омадӣ.
2951. Номаи дӯстон нисфи дидор аст.
2952. Номард бош, зинда.
2953. Номард занад ҳамеша лофи мардӣ.
2954. Номаш асту нишонаш нест.
2955. Номаш калон деҳаш вайрон.
2956. Номи баланд беҳ аз боми баланд.
2957. Номи гургро бигирӣ, гург меояд.
2958. Номи падар ҷамоли духтар.
2959. Номи Рустам беҳ аз Рустам.
2960. Нон агар аз мардум аст, шикам аз худат.
2961. Нон аз дунон махоҳ.
2962. Нон аз ман мехӯрию ту-ту ба салоҳи хона мекунӣ.
2963. Нон аз нонвой мераваду ҷони алоф дард мекунад.
2964. Нон аз худ бихӯр, ақл аз ман ёд бигир.
2965. Нон ба худ дорӣ обрӯ ба дигарон.
2966. Нон бидеҳ, ном барор.
2967. Нон бихӯр худписанд, рахт бипӯш халқписанд.
2968. Нон дар дасташ, гадоӣ касбаш.
2969. Нон додан кори мардон аст.
2970. Нон монду кулча сӯхт.
2971. Нонат гарм, обат сард.
2972. Нонат дар сари нон, миннат сари кӣ?
2973. Нонатро сари нонам бимон, дилат аз сараш мехӯрӣ, дилат, аз зераш.
2974. Нонаш дар рӯған аспаш дар каманд аст.
2975. Нонгадо бош, хонагадо не.

2976. Нони гадоӣ ба шиками гов равад, бӯғ намезанад.
2977. Нони гандумӣ дар ҳар хона, «бай-бай» дар ягон хона.
2978. Нони гандумӣ, сухани мардумӣ.
2979. Нони гурусна дер пухта мешавад.
2980. Нони мо дар рӯған шуд.
2981. Нони номард ба шикам намемонад.
2982. Нони нохӯрда, обрӯи рехта.
2983. Нони худ дар суфраи мардум махӯр.
2984. Нони худро ба остини худ мехӯрад.
2985. Нони худро ба хун тар карда мехӯрад.
2986. Нони хӯрда, обрӯй бурда.
2987. Нони хушкаш ба равған афтид.
2988. Нони шӯй дандон дорад, чӯби шӯй фармон.
2989. Нони якрӯза чӣ дар шикам, чӣ дар пушт.
2990. Нонро ба нархи рӯз мебояд хӯрд.
2991. Нонро бимон баъд узри қатъро бикун.
2992. Нонро дид, гушна аст, обро дид, ташна аст.
2993. Нонро саг бӯй намекунад.
2994. Нонро Худо бидиҳад, кибрашро не.
2995. Нону пиёз пешони воз.
2996. Нонхӯр нон мехӯрад, ғамхӯр ғам.
2997. Носазо ва зишт гуфтан нест кори оқилон,
Аз барои нарм гуфтан шуд забон беустухон.
2998. Носеҳ, аз орзу макун айбам,
2999. Носуд куҷо равад, ки осуда шавад.
3000. Ноумедӣ марг аст.
3001. Ноумедро Худо гардан зада.
3002. Нохонда ба хонаи Худо натавон рафт.
3003. Нохонда меҳмон нашав.
3004. Нохонда мулло шудӣ, нобофта ҷуло.
3005. Нохонда сари минбар боло шуда.
3006. Нохун ба нам, дил ба ғам.
3007. Нохӯрда шукр макун.





3008. Ночор хӯшачин буд, ҳар ҷо ки хирман аст.
3009. Наравад мехи оҳанин дар санг.
3010. Нӯкар бош ба фармон.
3011. Нӯкари нав оҳуро гирад ба дав.
3012. Нӯкари хон ҳастам, нӯкари бодинҷон-ху нестам.
3013. Нуқ-нуқи бача охир ба гиря мекашад.
3014. Нуқси сар набошад мешавад.
3015. Нул сурх, пой сурх, ту кур-кур не, кӣ кур-кур.
3016. Нӯҳ моҳ кор кун, се моҳ бихӯр.
3017. Нӯш хоҳӣ, неш мебояд кашид.
3018. Нӯшдору баъди марги Сӯҳроб.
3019. Нӯши сафо, неши ҷафо набошад.

## О

3020. Об агар дар равған афтад, нола хезад аз чароғ,
Сӯҳбати ноҷинс оташро ба фарёд оварад.
3021. Об агар дер бимонад, бигандад.
3022. Об агар сад пора гардад боз бо ҳам ошност.
3023. Об аз гулӯяш тер намешавад.
3024. Об аз даҳонаш рехт.
3025. Об аз дарё мебахшад.
3026. Об аз дасташ намечакад.(киноя аз бисёр хасис будан)
3027. Об аз об такон намехӯрад.
3028. Об аз рӯи коса хӯрда мешавад.
3029. Об аз сарбанд хит аст.
3030. Об аз ту, ки набошад киштӣ хатар надорад.
3031. Об ба дарё бурдан.
3032. Об ба ҷои сахт истода мешавад.
3033. Об ба ободӣ меравад.
3034. Об ба соя менигарад, пул ба бой.
3035. Об биёр ва ҳавзро пур кун.





3036. Об бо корд ҷудо намешавад.
3037. Об боиси сарсабзист.
3038. Об дар ғирбол рехтан.
3039. Об дар даҳонаш хушк намешавад.
3040. Об дар кӯзаи нопухта гилолуд шавад.
3041. Об дар ҷӯе, ки рафта боз ояд.
3042. Об дар ҷӯй хуш аст, то ба дарё чӣ расад.
3043. Об дар осиёи душман мерезад.
3044. Об дар пайи ҷӯй, зан дар пай шӯй.
3045. Об дар рӯдааш гарм намешавад.
3046. Об дар шиками моҳӣ шӯр[35] намехӯрад.
3047. Об дар шир андохтан, ё об дар шир кардан.
3048. Об дар як ҷое, ки дер бипояд бӯ мегирад.
3049. Об додан беҳ аз нон додан аст.
3050. Об додан савоб дорад.
3051. Об донад, ки ободӣ куҷост.
3052. Об медиҳад ва гулоб мехоҳад.
3053. Об меёбад роҳи хештан.
3054. Об нодида зи по мӯза кашидан ғалат аст.
3055. Об ҳар кадар боло меравад бештар сарнагун мешавад.
3056. Об ҳар чизро пок мекунад, аммо гарди рӯи худро шуста наметавонад.
3057. Об ободонист.
3058. Об овардан ва кӯза шикастан назди ту ҳар ду якест.
3059. Об омаду таяммум бархост.
3060. Об рӯи оташ рехтан.
3061. Об рӯшанӣ аст. Ё: Рехтани об рӯшанӣ аст.
3062. Об то гулӯ, бача зери пой.
3063. Об то дар ҷӯй аст равон аст.
3064. Об шавад куҷоро мегирад, оташ шавад куҷоро.
3065. Об шуд интизору чеҳраи матлуб надид.
3066. Оббурда ба ҳар хас даст меандозад.
3067. Обе, ки аз пеши дар мегузарад, қадр надорад.

---

[35]Шӯр хӯрдан-ҷунбидан, такон хӯрдан





3068. Обе, ки аз сар гузашт, чи як найза чи сад найза. Ва ё: Обе, ки аз сар парид, чи як найза чи сад найза.
3069. Обе, ки аз сарчашма хароб бувад, ҳамаш чолов аст.
3070. Обе, ки обрӯ бубарад, дар гулӯ марез, Аз дида хун бирезу вале обрӯ марез.
3071. Оби бе ҳосилон яксар ба дарё меравад.
3072. Оби ганда ба гардани ҳаммомӣ.
3073. Оби гудол зуд ганда шавад.
3074. Оби гуҳар ба суфта шудан аз гуҳар нарафт.
3075. Оби даҳонаш рехт.
3076. Оби дари хона тира, духтари хамсоя хира.
3077. Оби зердаст рӯған аст.
3078. Оби зери коҳ.
3079. Оби зӯр сарболо меравад.
3080. Оби истода ганда мешавад.
3081. Оби наталабида мурод аст.
3082. Оби ҳайвон бикашад низ чу аз сар гузарад.
3083. Оби равон хатми Куръон.
3084. Оби равон, ҳамеша давон.
3085. Оби рехта чамъ намешавад.
3086. Оби соф ба дасти касе рехтан.
3087. Оби худро пуф карда мехӯрад.
3088. Оби хуш аз гулӯям поин нашуд.
3089. Оби хуш бе ташнагӣ нохуш бувад.
3090. Оби чашмро мижа монеъ шуда наметавонад.
3091. Оби ширин ва мушки гандида.
3092. Оби шӯр ташнагиро наменишонад.
3093. Обилаи кафи даст марворид аст.
3094. Ободии майхона зи вайронии мост.
3095. Обро аз рӯи коса мехӯранд.
3096. Обро аз сарбанд бояд баст.
3097. Обро ба нон натавон дод.
3098. Обро бо ғирбол бахш мекунад.
3099. Обро бо ғирбол паймона мекунад.
3100. Обро дар рӯшноӣ кун қиёс,

Дӯстонро бо нигоҳи дил шинос.
3101. Обро пуф карда бихӯр.
3102. Обро хит карда моҳӣ мегирад.
3103. Обрӯ ҳаст, агар абрӯвон нест маро.
3104. Обрӯй аст, на обҷӯй.
3105. Обрӯи мард зи оби зиндагонӣ хуштар аст.
3106. Обу оташ ҷӯра намеоянд.
3107. Обхӯраи худро ғалат карда.
3108. Ов ба замини сахт меиста.
3109. Ов ҷойи худа дида ғур-ғур мекунад.
3110. Оваки дандон аст.
3111. Овозаву дарвоза шуд.
3112. Овозаи марг зуд мерасад.
3113. Овозаи халқ, нақораи Худост.
3114. Овози гадо равнақи бозори карим аст.
3115. Овози дуҳул аз дур хуш аст.
3116. Овози сагон кам накунад ризқи гадоро.
3117. Оғо бош, ба фармон бош.
3118. Оғози ғазал ҳазиниву охираш надомат аст.
3119. Одам аз гул нозуктар ва аз санг сахттар аст.
3120. Одам аз касе, ки тамаъ дорад, гила дорад.
3121. Одам аз одам панд мегирад.
3122. Одам аз хокест, ки монад ба хок,
Ҳеч ангуре намемонад ба ток.
3123. Одам ба одам мерасад, кӯҳ ба кӯҳ намерасад.
3124. Одам ба рӯи боз мирад, на ба дари боз.
3125. Одам ба сират аст, на ба сурат.
3126. Одам бештар аз тарс мемирад то аз марг.
3127. Одам дубора ба дунё намеояд.
3128. Одам куштан осон аст, аммо тарси Худоро бин.
3129. Одам набвад он, ки зи ҳайвон гила дорад.
3130. Одам набояд ба дасти бараҳна мор гирад.
3131. Одам наметавонад панҷ ангушти худро як ҷо дар даҳон кунад.
3132. Одами ҳазорпеша бемоя аст.





3133. Одам он аст, ки ҷоҳу ҳашаматаш хира накунад.
3134. Одам, аз камоли илму ирфон одам мешавад.
3135. Одама худаш ҳаром асту лафзаш ҳалол.
3136. Одами аҷул[36] чойро бо чангол мехӯрад.
3137. Одами аҳмақ аз як ғор ду дафъа мор мегирад.
3138. Одами аҳмақ ду дафъа мемирад.
3139. Одами бад маҷлисро хароб мекунаду саги камасл шикорро.
3140. Одами бада суханаш ҳам бад аст.
3141. Одами баднафс дар рӯзи ид мемирад.
3142. Одами бадхӯ ними нон ва одами хушхӯ як нон мехӯрад.
3143. Одами беақлро гӯсолаи бедум гуфтаанд.
3144. Одами бедӯст тани бесар аст.
3145. Одами безан, як нона танҳо бизан.
3146. Одами безар мурғи бе пар аст.
3147. Одами бекор ақли сад вазирро дорад.
3148. Одами бекор ё дузд шавад ё бемор.
3149. Одами бекор то зери дор мера, на болои дор.
3150. Одами бекору сояи бед.
3151. Одами бемаърифат ғӯли биёбон бошад.
3152. Одами беҳаё, на нанг дорад на вафо.
3153. Одами бехайр ҳаммом намерад.
3154. Одами ғариб ор надорад.
3155. Одами ғариба дар болои шутур мор мегазад.
3156. Одами ғарибро рӯзи хайрот говаш мемирад.
3157. Одами ғарибу хоби калон.
3158. Одами гурусна дар хоб нон мебинад.
3159. Одами гурусна дину имон надорад.
3160. Одами гурусна худро ба шер мезанад.
3161. Одами дузана, дами хуш намезана.
3162. Одами жанда, димоғи ганда.
3163. Одами луч аз об наметарсад.

[36] Аҷул-саросема





3164. Одами мунофиқ мехӯраду пузи худро ба хок мемолад.
3165. Одами навхона, на дег дора, на коса.
3166. Одами нангӣ, хари зангӣ.
3167. Одами нодон ғӯли биёбон.
3168. Одами ҳамакора ҳечкора.
3169. Одами ҳушёр замонаро дида кор мекунад.
3170. Одами ҳушёрро ҳама кас ёр.
3171. Одами оқил борони ҳамал.
3172. Одами пир офтоби сари бом аст.
3173. Одами пурзагуй аст.
3174. Одами танбалро кор бигӯӣ, насиҳати падарона мекунад.
3175. Одами хап шамшери ду дама аст.
3176. Одами хилаханд худ бигӯву худ биханд.
3177. Одами хуб ва харбузаи бадро касе нашнохта.
3178. Одами хуб дар сафару муомила шинохта мешавад.
3179. Одами хуб ҳангоми додугирифт маълум мешавад.
3180. Одами хуб пари анқост.
3181. Одами хушёр вақтро ба бахт табдил мекунад.
3182. Одами хушмуомила шарики моли мардум аст.
3183. Одами хушсавдо шарики моли мардум аст.
3184. Одами шар шалла[37] аст.
3185. Одами шарира мурғаш як линг дорад.
3186. Одами ширинзабон душман надорад.
3187. Одамиён гум шуданд, мулки Худоро хар гирифт.
3188. Одамизода агар беадаб аст одам нест,
Фарқ дар ҷинси бани одам адаб аст.
3189. Одамизода вориси худ аст.
3190. Одамиро ақл бояд дар бадан.
3191. Одамиро бадтар аз иллати нодонӣ нест.
3192. Одамиро нисбат ба ҳунар бояд, на ба падар.
3193. Одамиро одамӣ лозим аст.

[37]Шалла-хира





3194. Одамиро як дам.
3195. Одамӣ чист? Як оҳу дам.
3196. Одамӣ зи иштибоҳ холӣ нест.
3197. Одамӣ к-аз зиндагӣ ғофил шавад, хар мешавад.
3198. Одамӣ махфист дар зери забон,
Ин забон парда аст бар даргоҳи ҷон.
3199. Одамӣ ҳаргиз натвон гашт ҳамрози парӣ.
3200. Одамӣ шири хом хӯрдааст.
3201. Одамӣ фарбеҳ шавад аз роҳи гӯш,
Гову хар фарбеҳ шавад аз роҳи нӯш.
3202. Одамро аз дӯсташ бишнос.
3203. Одамро гандум аз биҳишт хор сохт.
3204. Одамро гап аст, ҳайвонро чарб.
3205. Одаму либос хонаву палос.
3206. Одати саг ба соҳибаш маълум аст.
3207. Оз бигзору подшоҳӣ кун.
3208. Озманд пайваста ниёзманд аст.
3209. Озмудакор бозӣ намехӯрад.
3210. Озмударо озмудан хатост.
3211. Озмударо чӣ озмойӣ?
3212. Озода марди Худост.
3213. Озодагон зи кулфати асбоб фориғанд.
3214. Озодагон тиҳидастанд.
3215. Озурдадил озурда кунад анҷуманеро.
3216. Озор аст, безор на.
3217. Оина бо дидани рӯйи сиёҳ, сиёҳ намешавад.
3218. Одам аз одам гирад панд, ангур аз ангур гирад ранг.
3219. Оинаат пушти канду афтодааст.
3220. Оинадорӣ дар маҷлиси кӯрон.
3221. Оинаи лучу айбпӯшӣ.
3222. Оинаи ҳар кас ҳамсояи ӯст.
3223. Оинаи худро гум карда.
3224. Оқибат гургзода гург шавад,
Гарчи бо одамӣ бузург шавад.
3225. Оқибати марги оббоз дар об аст.

3226. Оқил аз об бигрезад, аблаҳ дар об даровезад.
3227. Оқил ба канори ҷӯй то пул меҷӯст,
Девона побараҳна аз об биҷаст.
3228. Оқил бояд аз хатои дигарон панд гирад.
3229. Оқил ғам намехӯрад, аблаҳ шакар.
3230. Оқилон кам гап мезананду бисёр мешунаванд.
3231. Оқилон паи нуқат нараванд.
3232. Оқилонро ишорат аст, нодонро калтак.
3233. Оқилро аз гуфтору девонаро аз рафтор бишнос.
3234. Оқилро ду маротиб аз як сӯрохӣ мор намегазад.
3235. Олим шудан осон аст, муаллим шудан мушкил.
3236. Олими беамал шохи бесамар аст.
3237. Олими беилм, дарахти бесамар аст ва зоҳиди беғам хонаи бедар.
3238. Оҷизии ғучиро (парастуро) аз кирмаки лаби ҷӯй бипурс.
3239. Он гиря, ки мо кардем Яъқуб накард,
Он сабр, ки мо кардем Айюб накард.
3240. Он дафтарро гов хӯрд.
3241. Он қиссаҳоро гов хӯрд.
3242. Он қадаҳ бишкасту он соқӣ намонд.
3243. Он чӣ ба ҳиллат шавад, ба қуват нашавад.
3244. Он чӣ ба тадбир мешавад, ба зӯр намешавад.
3245. Он чӣ бар дил ҳаст, бар забон бархост.
3246. Он чӣ бар худ написандӣ, ба дигарон написанд.
3247. Он чӣ бо шир андарун шуда, бо ҷон бадар шавад.
3248. Он чӣ дар дег аст, ба чумча (ё кафлез) мебарояд.
3249. Он чӣ дар замин аст, бо борон берун мешавад.
3250. Он чӣ дар оина ҷавон бинад, Пир дар хишти пухта он бинад.
3251. Он чӣ дар чашми ҳайвон аст, ҳазар медонад.
3252. Он чӣ дер напояд, дилбастагиро нашояд
3253. Он чӣ дил гӯяд, душман намегӯяд.
3254. Он чӣ дил хост на он шуд, он чӣ Худо хост ҳамон шуд.





3255. Он чӣ забон гӯяд, эътимодро нашояд.
3256. Он чӣ иваз дорад, гила надорад.
3257. Он чӣ хубон ҳама доранд, ту танҳо дорӣ.
3258. Он яке хар дошт полонаш набуд,
Чун полон ёфт, харро гург рабуд.
3259. Он якеро нӯш аст, дигареро неш аст.
3260. Он, ки дар илм аст, калиди хайр ҳам ӯст.
3261. Он, ки ёри беайб биҷӯяд, беёр бимонад.
3262. Он, ки шеронро кунад рӯбаҳмизоҷ,
Эҳтиёҷ аст, эҳтиёҷ аст, эҳтиёҷ.
3263. Онро, ки аён аст, чӣ ҳоҷат ба баён аст.
3264. Онро, ки ҳисоб пок аст, аз муҳосиба чӣ бок аст.
3265. Онро, ки саховат аст, чӣ ҳоҷат ба шуҷоат аст.
3266. Онро, ки хабар шуд, хабараш боз наёмад.
3267. Онро, ки чунон кунад, чунин ояд пеш.
Ҳар амалро аксуламале ҳаст.
3268. Оҳ дар бисот надорад.
3269. Оҳ, надорад, ки бо нола савдо кунад.
3270. Оҳ, бетаъсир намешавад.
3271. Оҳан аз кӯраи фӯлод бурун меояд.
3272. Оҳан бо оҳан бурида мешавад.
3273. Оҳан оҳанро месояд.
3274. Оҳани бад шамшер намешавад.
3275. Оҳани сард мекӯбад.
3276. Оҳанро дар гармиаш мекӯбанд.
3277. Оҳанро дар сари худ бояд кӯфт.
3278. Оҳи писарсӯз, балои хонумонсӯз.
3279. Оҳиста бирав, бехатар бирав.
3280. Оҳиста бирав, оҳиста биё, ки гурба шохат назана.
3281. Оҳиста бихӯр, то баҳор бихӯр.
3282. Оҳура ба дав бигир, харгӯша ба хав.
3283. Одами ғариб қаҳр надорад.
3284. Орд ба мушт, равған ба ангушт аст.
3285. Орд дар канду нест, ки хамир кунанд, оғо мегӯяд, ки нон пухта кун.

3286. Орд набошад, фатир пухта кун.
3287. Орди худро бехтаму, ғилбор ба мех овехтам.
3288. Ордро бехта, элакро овехта.
3289. Орзу айб намебошад.
3290. Орзу бар ҷавонон айб нест.
3291. Орзу дар пиру ҷавон аст.
3292. Орзу сармояи муфлис аст.
3293. Орзуро ба гӯр бурд.
3294. Ориф, ки ба худ бинад ғайри ориф аст.
3295. Осиёб аз падарат ҳам бошад, ба навбат аст.
3296. Осиёббон осиёббонӣ мекунад, ятимбача рӯзашро гум мекунад.
3297. Осиёббон саге дошт, навкари ӯ ҳам навкаре дошт.
3298. Осиёббонӣ мекунаду аз муздаш нанг дорад.
3299. Осиёи соф чу оина нагардад зи ғубор,
Тарбиятро чӣ асар чун набувад истеъдод.
3300. Осии саршор беҳ аз обиди мағрур.
3301. Осмон баланду замин сахт аст, чӣ кунам, чора надорам.
3302. Осмонро дил насӯзад бар шикоятпешагон,
Доя безор аст аз тифле, ки пистон мегазад.
3303. Осмонро осмони дигар аст.
3304. Осоиши ду гетӣ тафсири ин ду ҳарф аст:
Бо дӯстон мурувват, бо душманон мадоро.
3305. Осон гардад ҳар он чӣ ҳиммат бастӣ.
3306. Осон машмор, эй дил, фарёди заифонро,
Оташ ба ҷаҳон афтад, аз як сӯ шарар гирад.
3307. Осон намебарад хоб, чун вақти хоб бигзашт.
3308. Осон наметавон сари зулфи сухан гирифт.
3309. Остону маснади дунё бар доно якест,
Дар қафас болову поён набошад мурғро.
3310. Осуда касе, ки хона дорад.
3311. Осуда худам, ки хар надорам ва аз кори хеш хабар надорам.





3312. Осудасар бемор.
3313. Оташ аз бод тезтар гардад.
3314. Оташ аз домани худи одам мехезад.
3315. Оташ ба дасти худ зад.
3316. Оташ ба ҷаҳон афтад аз шарари гӯгирд.
3317. Оташ ба хонаи замбӯр зад.
3318. Оташ гирифта омадан.
3319. Оташ дӯсту душманро намешиносад.
3320. Оташ зи об дар ҳама ҷо камбаҳотар аст.
3321. Оташ кушта бо хокистар бозӣ мекунад.
3322. Оташ ҷои худро во мекунад.
3323. Оташ ҷойеро месӯзонад, ки дар онҷо месӯзад.
3324. Оташ он нест, ки аз хору хасаш ор ояд.
3325. Оташ, ки ба ҷангал афтид тару хушк месӯзад.
3326. Оташи сӯзон ба чашми кӯдаки нодон зар аст.
3327. Оташи тез хушку тарро месӯзонад.
3328. Оташро бо оташ наметавон хомӯш сохт.
3329. Оташро, ки пуф кунӣ тезтар мешавад.
3330. Оташу хас ошнои нокас.
3331. Офати ҷаҳони худ бинӣ такаббар аст.
3332. Офати ақл тамаллуқ аст ва офати мурувват дурӯғ.
3333. Офати мард тахаллуф дар ваъда аст.
3334. Офати ҳамсоя ба ҳамсоя мерасад.
3335. Офати раияти гарданкашӣ аз итоат аст.
3336. Офати уламо ҳубби раёсат аст.
3337. Офият дар ҳол аст, на дар ҷоҳу мол.
3338. Офтоб аз кадом самт баромад, ки ту омадӣ.
3339. Офтоб болои шира хор тобид.
3340. Офтоб, ки омад, ситора намемонад.
3341. Офтобро ба гил наметавон андуд.
3342. Охир ба хаёл меравад умр.
3343. Охир сараш ба санги лаҳад мехӯрад.
3344. Охири ин хона худоӣ дорад.
3345. Охири ҳилаҳо шамшер аст.





3346. Охири пирӣ видои умр аст.
3347. Охири роҳи гала ба осиё аст.
3348. Охири шаби сиёҳу сафед аст, Дар навмедиҳо басе уме даст.
3349. Охири шотирӣ коҳфурӯшист.
3350. Охундаро охундак наку.
3351. Охураш чарб аст.
3352. Ош агар нест, ошноӣ нест, Ошноӣ мураккаб аз ош аст.
3353. Ош аз рӯи коса хӯрда мешавад.
3354. Ош дар роҳ асту гувоҳӣ даркор.
3355. Ош нахӯрда, даҳанаш сӯхта аст.
3356. Ош то бом, суманак то ком.
3357. Ош то бому кочӣ[38] то ком аст.
3358. Оши шаб мондем, дар рӯз дармондем.
3359. Ошиқ кӯр аст. Ё: Чашми ошиқ кӯр аст.
3360. Ошиқ куштаи маъшуқ аст.
3361. Ошиқ меҳрубонтар аз падар аст.
3362. Ошиқиро сабр мебояд, на лоф,
Нолаи ҳазинат ку, оҳи оташинат ку?
3363. Ошиқию бепулӣ.
3364. Ошиқӣ чист? Доғи маҳрумӣ.
3365. Ошиқро шӯй кун, деги сиёҳро ба рӯй кун.
3366. Ошно донад, забони ошно.
3367. Ошнои мулло сабақ аст.
3368. Ошнои падар ба симу зар.
3369. Ошнои падар, худи писар.
3370. Ошноӣ бо Худо набвад зи худ бегонаро.
3371. Ошноӣ дар чашм аст.
3372. Ошноӣ то лаби гӯр аст, на то зери хок.
3373. Ошноӣ то хатми кор аст.
3374. Ошноро ҳол ин аст, вой бар бегонагон кун.

[38] Кочӣ-як навъ таоми суманакмонанд, кибо маска ва шир хӯрда мешавад.





3375. Ошпаз, ки ду шуд, ош шӯр аст ё бемазза.
3376. Ошпази мо Марям шуда, дар деги мо шалғам шуда.
3377. Ошуфта суханҳои парешон гӯяд.
3378. Оя насӯхт, доя насӯхт, хиштаки ҳамсоя сӯхт.

## П

3379. Падар, ки зан гирад, падарандар аст.
3380. Падар куштӣ, тухми кина коштӣ.
3381. Падаркуштаро бувад оташе.
3382. Падархато бошад, модархато не.
3383. Пайғамбари беуммат.
3384. Пайғоми ошно нафаси рӯҳпарвар аст.
3385. Пайкон аз ҷароҳат бидарояду озор бимонад.
3386. Паймонааш пир шуд.
3387. Пайса бите таҷриба бихар.
3388. Пайсаам сари суд, авқот ба тут.
3389. Пайсаро бегона кардӣ.
3390. Паланг дар либоси маланг.
3391. Паллаи тарозуро мебинад.
3392. Панди падар монеъ шавад расвои модарзодаро.
3393. Панҷ ангушт баробар нест.
3394. Панҷ ангуштро бар даҳон мекунад.
3395. Панҷ панҷа бо ҳам баробар не.
3396. Панҷа бо ғолиб андохтан аз маслиҳат нест ва панҷаи мағлуб шикастан аз мурувват.
3397. Панҷа бо шер ва мушт бо шамшер задан кори хирадмандон нест.
3398. Пардаи дигарон биканӣ, пардаатро Худо канад.
3399. Пардаи мардум мадарон, то пардаат барҷой монад.
3400. Пари симурғ дар дандон.
3401. Пари товус мехоҳӣ, ранҷи сафари Ҳиндустон бикаш.
3402. Парҳез кун аз сӯҳбати паймоншикан.





3403. Парҳези имрӯз, дастгири фардо аст.
3404. Парокандарӯзӣ парокандадил.
3405. Партави ниёкон нагирад ҳар ки бунёдаш бад аст.
3406. Парҳез нисфи илоҷ аст.
3407. Парҳез, бархез.
3408. Паси пириюва нуқл хӯрдан.
3409. Паси пирӣ хиёли амирӣ.
3410. Паси пирӣ, хатнасурӣ.
3411. Паси сари худ хорида рафт.
3412. Пасмондаи говро ба хар бояд дод.
3413. Паҳлавони зинда хуш аст.
3414. Паҳлу бигирад, ки субҳ шуд.
3415. Паҳлуи росташро касе ёфта наметавонад.
3416. Пашша пар зада наметавонад.
3417. Пашша хест гӯшма газид.
3418. Пашша чу пар кашад, бизанад филро.
3419. Пашшаи боми дигаронро мебинад, фили боми худро не.
3420. Пашшаро дар ҳаво наъл мекунад.
3421. Печиши мор аз каҷрафтории худи ӯст.
3422. Пеш аз арӯсӣ, бача гаҳвора накарданд.
3423. Пеш аз марг вовайло.
3424. Пеш аз мурдан кафан пора кардан.
3425. Пеш аз оне, ки фил бихарӣ, хона ҷӯр кун.
3426. Пеш аз пода хок бод.
3427. Пеш аз тӯй нағора задан.
3428. Пеш гирифтӣ, ки пас намонӣ.
3429. Пеша доштан беҳтар аз моя доштан.
3430. Пешат бимирам, пуштат бидарам.
3431. Пешат биншинам риштаро биканам.
3432. Пеши гург меравад, ки қарзи бобияшро бигирад.
3433. Пеши дурӯғгӯй ҳар кас лоҷавоб аст.
3434. Пеши душман лоф бизан, пеши дӯст рост бигӯ.
3435. Пеши душман чӣ меравӣ, дӯстам гарав аст.





3436. Пеши заргар нуқрадуздӣ.
3437. Пеши ҷин кӯҳи Қоф рафтан чӣ аст.
3438. Пеши ҷин Шарқу Ғарб нест.
3439. Пеши ҷононаи мо кишмишу пумбадона якест.
3440. Пеш маё, ки дида надорем, дур марав, ки гург мехӯрадат.
3441. Пеши панҷ ҳам панҷ, пеши соҳиб панҷ ҳам панҷ.
3442. Пеши поят санге андозам, ки бардошта натавонӣ.
3443. Пеши табиб – мулло, пеши муло – табиб.
3444. Пеши табиб чӣ меравӣ, пеши корафтода бирав. Пеши мис табақи мис.
3445. Пеши шарм як тута чарм.
3446. Пеши як хум сад кӯза шикаст.
3447. Пешонӣ пеш кушодан.
3448. Пештар каллаша бигирам то калла нагӯяд.
3449. Пиқилро хиёли чарбу карда.
3450. Пина[39] сари зону.
3451. Пир аз мурдани худ метарсонад, ҷавон аз рафтани худ.
3452. Пира ба хар харидан нафирист, ҷувона ба зан гирифтан.
3453. Пир мурдан осон аст, аммо рахнаи марг боз мешавад.
3454. Пир шудӣ, мир на.
3455. Пирамард дасташ бигир гирдаш бигард.
3456. Пире, ки ҷавонӣ кунад шарм надорад.
3457. Пири бедандон ва гурги даранда дар хӯрок якест.
3458. Пири кома (бедандон) ва қарахчии роҳзан.
3459. Пири ману купии (хамидагии) ту.
3460. Пири мо сахт аст, моро бас аст.
3461. Пири ноболиғ.
3462. Пири худро гӯрвон гирифтем.
3463. Пирию ҳазор айбу иллат.

[39]Пина-поргӣ, дарбеҳ





3464. Пирӣ, офтоби сари кӯҳ аст.
3465. Писари Нӯҳ бо бадон биншаст, хонадони нубуваташ гум шуд.
3466. Писар к-у надорад нишоне аз падар,
Ту бегона хонаш, махонаш писар.
3467. Пистаи бемағз агар лаб во кунад расво шавад,
Бетамизиҳои одам аз сухан пайдо шавад.
3468. Пишак бош ба пову қадам.
3469. Пишак мӯша аз баҳри Худо намегира.
3470. Пишак рафиқи устухон аст. Ё: Саг рафиқи устухон аст.
3471. Пишак ҳафт дам дорад.
3472. Пишака душман машав.
3473. Пишаквори ҳафт дам дорад.
3474. Пишакҳо рӯй да рӯй, иварзанҳо[40] мӯй да мӯй.
3475. Пишаквори ҳар шаб думба хоб мебинӣ.
3476. По дар миёна гузоштан.
3477. Потарқидаро Худо мӯза надиҳад ва нодидаро пайса.
3478. По фишурдӣ, бурдӣ.
3479. Подшоҳи мушу пишак аст.
3480. Подшоҳонро посбонӣ аст.
3481. Подшоҳро ҳам пушти сараш дав мезананд.
3482. Поён наменишинад, боло касе намемонеш.
3483. Поёни шаби сиёҳ сафед аст.
3484. Пой дар занҷир пеши дӯстон,
Беҳ, ки бо бегонагон дар бӯстон.
3485. Пой ҷое меравад, ки дил меравад.
3486. Пой чароғи торикӣ аст.
3487. Пойдароз биншин, дастдароз бихӯр.
3488. Пойи гадо ланг нест, мулки Худо танг нест.
3489. Пойи ғариб ланг нест, мулки Худо танг нест.

[40]Иварзанҳо-занҳои бародарон





3490. Пойи девор кандан ва сокит нишастан кори хирадмандон нест.
3491. Пойи саги маро гӯсола дандон гирифта.
3492. Пойи хар як даъфа ба ҷӯй та мера.
3493. Пойи шикаста роҳ меравад, дили шикаста кор намекунад.
3494. Пок бош, бебок бош.
3495. Пок нишастем, пок сӯхтем.
3496. Полондузӣ аз худ ҳунар дорад.
3497. По сини пирӣ, нағмаи мирӣ.
3498. Пот сӯхт лави ов (поят сӯхт лаби об).
3499. Пояш ба майдон омадааст.
3500. Пояшро гов (фил) лағат накарда.
3501. Пузи[41] олӣ ҷейби холӣ.
3502. Пул боша дар ҷангал шӯрво.
3503. Пул додему дарди сар харидем.
3504. Пул дорам пиёз харидам.
3505. Пул дорӣ, зомин шав, надорӣ шоҳид шав.
3506. Пул дорӣ, обрӯ ба мардум.
3507. Пул нест, ишқ аст.
3508. Пул пайдо мешавад дӯстӣ на.
3509. Пулдора бозор, бепула мазор.
3510. Пулдора кабоб, бе пула дуди кабоб.
3511. Пулдора пулаш, бепула дуояш.
3512. Пуле, ки ба амон-амон биёя, ба дил-дил мера.
3513. Пули дунё чирки дунё.
3514. Пули қимор сари қимор.
3515. Пули об дар об меравад ва шир аз шир.
3516. Пумбаро наздики оташ мегузорад.
3517. Пунбадузд риши худро даст мекунад.
3518. Пур гуфтан мояи худситоӣ аст.
3519. Пур хӯрдан чу моҳӣ тапидан, кам хӯрдан чу оҳу паридан.

---

[41] Пуз-ишкам





3520. Пур хӯрдан офати ҷон аст.
3521. Пур хӯрдан роҳи аҷалро намегирад.
3522. Пургӯйӣ душмани кор аст.
3523. Пурсидан айб набошад.
3524. Пурсон-пурсон ба Макка рафтан осон.
3525. Пурхӯрии мулло, бадномии чарсӣ[42].
3526. Пур хӯрӣ-дар монӣ.
3527. Пӯсташ пӯсти гург аст.
3528. Пӯсташро дар чармгарӣ мешиносам.
3529. Пӯсти сагро дар рӯйи худ кашидааст.
3530. Пӯстинашро чаппа пӯшида.
3531. Пӯстканда бигӯ.
3532. Пӯчоқ мехӯрад, аммо хоколуда карда.
3533. Пушаймонӣ суд надорад.
3534. Пуши (буттаи) суст, зер кунадаш санг.
3535. Пушти номи падар чӣ мегардӣ, Падари хеш шав, агар мардӣ.
3536. Пушти қиморбозро бубин, рӯйи тоҷири мумсикро не.
3537. Пушти серро бин ва рӯйи гуруснаро не.
3538. Пушти ҳар ханда гиря ва пушти ҳар гиря ханда аст.
3539. Пушти ҳар як рӯшанӣ торикие ҳаст.
3540. Пушту рӯяш маълум нест.

## Р

3541. Ради душман қабули дӯст бувад.
3542. Ради эҳсон ғалат аст.
3543. Раду рӯдша кас намеёбад.
3544. Раият аз риоят шоду мамлакат аз адолат обод гардад.
3545. Рамаи бечӯпонро гург мехӯрад.

[42] Чарсӣ-бангӣ





3546. Рамузи ошиқон ошиқ бидонад,
На он кас, ки уштур мечаронад.
3547. Рангам бубин, ҳолам мапурс.
3548. Ранги рухсор хабар медиҳад аз ҳолати дил.
3549. Ранги ятим зард аст.
3550. Рангрез ба риши худ дар монда.
3551. Рангрези хуб аст.
3552. Рангрезӣ мекунад.
3553. Рангро бӯ наметавон кард.
3554. Ранҷи роҳат дон, чу матлаб шуд бузург.
3555. Ранҷи худу роҳати ёрон талаб.
3556. Растагорӣ дар ростӣ аст.
3557. Рафиқи аҳли ғафлат ҳар кӣ шуд, аз кор мемонад.
3558. Рафиқи ҷонист, на рафиқ нонӣ.
3559. Рафиқи нимароҳ душмани ҷон аст.
3560. Рафиқи хуб чу аксир ноёбаст дар олам.
3561. Рафт, ки риш оварад, буруташ ҳам сӯхт.
3562. Рафтам ба каллапазӣ, ки маро калла бидеҳ поча дод.
3563. Рафтан ба иродату омадан ба иҷозат.
3564. Рафтанат шаваду омаданат не.
3565. Рафти ба қало, монди ба бало.
3566. Раҳи дур тӯшаш зӯр.
3567. Раҳ метаву тӯша не.
3568. Раҳ чунон рав, ки раҳравон рафтанд.
3569. Раҳи кӯтоҳро макун бар худ дароз.
3570. Раҳи рост рав, агарчи дур аст,
Зани бева нагир, гарчанд ҳур аст.
3571. Раҳим бош то мӯҳташам бошӣ.
3572. Раҳм бар бадон, ситам аст бар некон, афв бар золимон, ҷавр аст бар мазлумон.
3573. Раҳм кун то раҳм бинӣ.
3574. Рег дар мӯзаву кайк дар тунбон.
3575. Ризои дӯст ба дӯст ору дигаронро бигзар.





3576. Ризои Холиқ дар ризои халқ аст.
3577. Риоят дареғ аз раият мадор.
3578. Риш аз ма ҷунбонданаш аз мардум.
3579. Риш аз маву ихтиёраш дар дасти мулло.
3580. Риш дар осиё сафед аст.
3581. Риш ҳиндуст, гоҳе ҳасту гоҳе нест.
3582. Риш сикаи мард аст.
3583. Розашро пироҳане намедонад.
3584. Рози дил бо занон ва кӯдакон магӯй.
3585. Рози дилро ифшо макун.
3586. Рози дилро ҷуз ба ёри роздор натвон гуфт.
3587. Рози дӯст дар дили дӯст.
3588. Рози кас дар дили кас намеғунҷад.
3589. Рози мардон пӯшида аст.
3590. Розӣ шудан, маънии таслим шудан аст.
3591. Рост аст, ки дурӯғ аз мост.
3592. Рост гуфтан талх аст.
3593. Рост худро гум намекунад.
3594. Роста меандозем, чаппа меояд.
3595. Ростӣ кун, ки ростон растанд, дар ҷаҳон ростон, қавидастанд.
3596. Ростиву росткорӣ сабаби эминӣ ва растагорист.
3597. Ростиро аз тифли хурдсол бипурс.
3598. Ростиро завол кай бошад.
3599. Ростӣ – растӣ.
3600. Ростӣ аз камону каҷӣ аз тир наояд.
3601. Ростӣ аз ту, зафар аз кирдигор.
3602. Ростӣ мӯҷиби ризои Худост,
Кас надидам, ки гум шуд аз роҳи рост.
3603. Ростӣ овар, ки шавӣ растагор.
3604. Ростӣ, ки ба дурӯғ монад, магӯй.
3605. Росткорист растагорист.
3606. Ростон растаанд, рӯз шумор.
3607. Росту дурӯғ ба гардани ровӣ.

3608. Роҳ аз рафтан асту кор аз кардан.
3609. Роҳ бозу ҷода дароз аст.
3610. Роҳ ҳарчанд, ки печон бошад, бероҳа марав!
3611. Роҳ рафта, бало ёфта.
3612. Роҳат дар қаноат аст ва бузургӣ дар ақл.
3613. Роҳат калону харат полон аст.
3614. Роҳи дузди хона гирифта намешавад.
3615. Роҳи дурӯғ кӯтоҳ аст.
3616. Роҳи кӯтоҳро макун бар худ дароз.
3617. Роҳи мурда наздик аст.
3618. Роҳи мӯш ба осиёб аст.
3619. Роҳи оғил ба коҳдон аст.
3620. Роҳи рост бехатар аст.
3621. Рустоиро агар рӯй додӣ, бӯйи домодӣ меояд.
3622. Рухи Юсуф, дами Исо, яди байзо дорӣ,
Он чи хубон ҳама доранд, ту танҳо дорӣ.
3623. Рӯ ба рӯ беҳ аз паҳлӯ.
3624. Рӯбоҳ аз бесагӣ ба бом парида.
3625. Рӯбоҳ аз дасти пӯсташ ба азоб аст.
3626. Рӯбоҳ як бор ба харсавор бар мехӯрад.
3627. Рӯбоҳи зинда аз шери мурда боҷ мегирад.
3628. Рӯбоҳи озод беҳ аз шери баста.
3629. Рӯбоҳро гуфтанд: «шоҳидат ку?» Гуфт: «думам».
3630. Рӯбоҳро муҳофизи мурғ муқаррар кардаанд.
3631. Рӯған аз рег мекашад.
3632. Рӯған ва ҳақиқат ҳарду ғарқ намешавад.
3633. Рӯған тарафи рӯғанхӯр меравад.
3634. Рӯдаам рӯдама хӯрд. (шахсе, ки ниҳоят гурусна аст)
3635. Рӯзи интизорӣ дароз аст,
Шаби ноумедӣ аз он дарозтар.
3636. Рӯза бигирам лоғар мешам, агар нагирам кофар.
3637. Рӯза ҳастӣ ё кӯза?
3638. Рӯзаш иду шабаш барот аст.





3639. Рӯзаш рӯзи саг аст.
3640. Рӯзгор оинаро мӯҳтоҷи хокистар кунад.
3641. Рӯзгор, ки танг омад, ё зан кун, ё сафар.
3642. Рӯзе дидам, ки шав аз ӯ ранг мегира.
3643. Рӯзе дорам, ки кӯҳнадӯз надорад.
3644. Рӯзи бад бародар надорад.
3645. Рӯзи ғулом гум, ақли бача кам.
3646. Рӯзи мо рӯзи гуле аст.
3647. Рӯзи сиёҳ дар пеш аст.
3648. Рӯзи умед дароз аст, шаби ноумеди кӯтоҳ.
3649. Рӯзии касро, кас намехӯрад.
3650. Рӯзии меҳмон ҳамроҳи меҳмон.
3651. Рӯзинодида, худро дида.
3652. Рӯзиро рӯзирасон мерасонад, аблаҳон ғам мехӯранд.
3653. Рӯзиро Худо медиҳаду лингро замин мебардорад.
3654. Рӯзихӯр, рӯзӣ мехӯрад, аблаҳ ғам.
3655. Рӯзӣ ба дониш наяфзояд ва нодон аз фоқа намирад.
3656. Рӯзӣ ба пойи худ аз дар кай дарун меояд.
3657. Рӯзҳои сиёҳ кӯтоҳ аст.
3658. Рӯзро мефурӯшад, шабро мехарад.
3659. Рӯйи гуруснаро мабин, пушти серро бубин.
3660. Рӯйи дег ҳам сиёҳ, рӯйи дегча ҳам.
3661. Рӯйи дурӯғгӯй сиёҳ.
3662. Рӯйи зебо ҳоҷати машшота нест.
3663. Рӯйи касеро Худо аз роҳи рост нагардонад.
3664. Рӯйи муфлисӣ хунук.
3665. Рӯйи нодорӣ сиёҳ аст.
3666. Рӯйи танг дасти сиёҳ.
3667. Рӯйи худро ба чапот сурх мекунад.
3668. Рӯйи шерро дар ҷангал кӣ шушта.
3669. Рӯйро ба сурхӣ магиру шӯйро бо ҷоду.
3670. Рӯҳро суҳбати ноҷинс азобест алим.
3671. Рӯшноии хас – ошноии нокас.





## С

3672. Сабза нестам, ки боз сар бизанам.
3673. Сабзаи болои кӯҳ аз оби дарё фориғ аст.
3674. Сабзаро борон, баданро ният.
3675. Сабзии полакворӣ сабз кард.
3676. Сабр аз дасти ҷабр аст.
3677. Сабр гуле аст, ки дар боғу бӯстон намерӯяд.
3678. Сабр мифтоҳи корҳост.
3679. Сабр суруд аст.
3680. Сабр талх аст, валекин бори ширин дорад.
3681. Сабру зафар ҳарду дӯстони қадиманд.
3682. Савганд бад аст, набояд хӯрд, валав ба дурӯғ.
3683. Савганди дурӯғ, бунёди умрро меканад.
3684. Савдо ба ризо, хушӣ ба хушӣ.
3685. Савдогар намешӣ то лат нахӯрӣ.
3686. Савдогар панир дар шиша мехӯрад.
3687. Савдои аввал некӯст.
3688. Савдои аввал бӯи мушк дорад.
3689. Савдои аввал хоҷаи Хизрай.
3690. Савдои накд бӯи мушк медиҳад.
3691. Савол аз ресмон, ҷавоб аз осмон.
3692. Савол кардан айб нест, аммо надонистан айб аст.
3693. Савор аз дили пиёда чи хабар дора ва сер аз дили гушна.
3694. Савора саҳрора мезана, подав хонара.
3695. Савораро бигир, пиёда ба ҷой аст.
3696. Саворкорӣ диловарист.
3697. Савр бесабза нест ҷавзо бедарав.
3698. Саг аф-аф мекунад, корвон ба роҳи худ меравад.
3699. Саг бош, муқими як дар.
3700. Саг вафо, зан ҷафо.
3701. Саг дар сояи шутур меравад мегӯяд, ки сояи ман аст.





3702. Саг дар хонаи соҳибаш шер аст.
3703. Саг донаду саноч.
3704. Саг рафиқи устухон аст.
3705. Саг саг аст гарчи посбон бошад,
Бад бад аст, гарчи некдон бошад.
3706. Саг, ки бо об тар шавад, палидтар мешавад.
3707. Саге бигазадат, ки аз худат боша.
3708. Саги бад duздро ба хонаи соҳибаш мебарад.
3709. Саги бад соҳиби худро мегазад.
3710. Саги зард бародари шағол.
3711. Саги қофила бошиву хурди қофила не.
3712. Саги маст бо саҳро ҷанг мекунад.
3713. Саги ҳақшинос, беҳ аз одами ҳақношинос.
3714. Саги ҳузур, беҳ аз бародари дур.
3715. Саги сур аз гала дур.
3716. Саги тарсу ҳар қадар баланд ав-ав кунад, камтар мегазад.
3717. Саги худа яла мета, санги худа маҳкам мекуна.
3718. Саги шаҳр аз ғизоли саҳро беҳ.
3719. Сағира агар намирад буҷулро меёбад.
3720. Сағир агар намирад бор мебарад.
3721. Сагро бизан, ки соҳибаш битарсад.
3722. Сагу гадоворӣ ба ҳам афтоданд.
3723. Сагу дарбон чу ёфтанд ғарибе,
Ин гиребон бигираду он доман.
3724. Садаспа мӯҳтоҷ ба якаспа.
3725. Сад бой бимирад, як қиморбоз не.
3726. Сад бор бигардӣ боз дар камандӣ.
3727. Сад дам бекор, як дам бисёр.
3728. Сад дилро як дил кард.
3729. Сад дояи меҳрубон ба бӯйи модар намерасад.
3730. Сад дӯст андак асту душман бисёр.
3731. Сад задани сӯзангар, як задани оҳангар.
3732. Сад калоғро як кулӯх.

3733. Сад кӯза месозаду якеш даста надорад.
3734. Сад лағмонӣ як пағмонӣ, сад пағмонӣ як майдонӣ.
3735. Сад ҷигар хун кардаам, то ҷома гулгун кардаам.
3736. Сад ҷигар хун кардаам, то як хона гулгун кардаам.
3737. Сад масҷидро хароб кардӣ, якеро обод кун.
3738. Сад мумсик бимираду як қиморбоз не.
3739. Сад мушт намак дорему аз бенамакӣ зорем.
3740. Сад мӯшу як гурба.
3741. Сад нафарро лаби дарё бурда, ташна пас меоварад.
3742. Сад рӯз ба зиндон бошӣ, як дам бо нодон не.
3743. Сад рӯз дар бор, як рӯз даркор.
3744. Сад сарро кулоҳу сад кӯрро асо.
3745. Сад сарро тар карда, як сарро кал не.
3746. Сад сол сафар бояд то пухта шавад хоме.
3747. Сад таки (задан) заргару як таки оҳангар.
3748. Сад тир бихӯру молатро аз даст надеҳ.
3749. Сад хона агар ба тоат обод кунӣ,
Беҳ з-ин набувад, ки хотире шод кунӣ.
3750. Сад, ки бигӯӣ, мурғи ӯ як линг дорад.
3751. Садақа ради бало.
3752. Садақа роҳ ба хонаи соҳибаш мебарад.
3753. Садбор андоза гир, як бор бур.
3754. Садбор биандеш як бор биандоз.
3755. Садо аз як даст намеояд.
3756. Садои дуҳул аз дур хуш аст.
3757. Садои халқ нағораи Худост.
3758. Садто чоқу бисозад, якаш даста надорад.
3759. Садторо кӯр кард, якеро ҷӯр не.
3760. Сазои қурут оби гарм аст.
3761. Сазои некӣ, бадӣ.
3762. Сайд шаби ҷумъа аст.
3763. Сайди аз ёд рафтааст.
3764. Сайди аз паси сайёд давидан маза дорад.
3765. Сайдро чун аҷал ояд, аз паси сайёд равад.

3766. Сайлбин ақли чил вазира дора.
3767. Сайли устод, беҳ аз силаи модар.
3768. Сакинаи шабзиндадор, Фотимаи рӯз рӯзадор.
3769. Салом додан, саломатии сари худи одамон аст.
3770. Салом суннат аст ва ҷавоб додани он воҷиб.
3771. Салом, саломати меоварад.
3772. Салом, саломатии имон аст.
3773. Салом, саломатии ҷон аст.
3774. Саломи рустоӣ бетамаъ нест.
3775. Саломи деҳотӣ бемақсад намебошад.
3776. Салоҳи мамлакати хеш хусравон донанд.
3777. Самар аз дарахти бед набояд умед дошт.
3778. Санг ба ҷойи худ сангин аст.
3779. Санг ба пеши пойи мо андохт.
3780. Санг ба тарозу андохтан.
3781. Санг дар ҳар ҷой бисёр аст, магар санг сайри бекор аст.
3782. Санг задани баҷо, беҳ аз зар додани беҷо.
3783. Санг омаду сахт омад.
3784. Сангам зад, чӯбам зад, пасмонда кулӯхам зад.
3785. Санге, ки зӯрат нарасад, мача куну ба ҷояш гузор.
3786. Сангеро, ки қавм партоб кунад дур меравад.
3787. Санги кӯчак сари бузургро мешиканад.
3788. Санги сабр ба сина мекӯбад.
3789. Санги таҳи дарёст.
3790. Санги тобистон, хӯроки зимистон.
3791. Сангиндил аст ҳар ки ба зоҳир мулоим аст,
Пинҳон даруни пунба, бубин пундонаро.
3792. Сангро боло меандозаду сари худро мегирад.
3793. Сангро санг мешиканад, сангшикан ҳар дуро.
3794. Саҳархез бош, ки комраво бошӣ.
3795. Саҳл гирад ҷаҳон бо мардумони саҳлгир.
3796. Саҳро чӣ хуш аст, ки дар надорад.
3797. Саҳрои кушода бо дили танг чӣ суд.





3798. Сар аз бодор, мол аз қарздор.
3799. Сар ба ҳаво, дил ба тамошо.
3800. Сар ба пои душман манеҳ агарчи қавидаст бошад.
3801. Сар ба сар кардан.
3802. Сар бидеҳу сир мадеҳ.
3803. Сар бишканад зери тоқин, даст бишканад дар остин.
3804. Сар бошад кулоҳ бисёр аст.
3805. Сар зиндаву мол мерос.
3806. Сар кал карданро болои ятимбача ёд мегирад.
3807. Сара бошӣ дар байни гала бошӣ.
3808. Сарам кал, дилам нозук.
3809. Сарамро бишкан, нархамро нашкан.
3810. Саранҷоми қимор ибодат аст.
3811. Сарат бӯи қурма медиҳад.
3812. Сарат сабз, умрат дароз.
3813. Саратро ба гиребонат афганда фикр кун.
3814. Сараш арзан бияндозӣ, як донааш ба замин намеафтад.
3815. Сараш ба санги лаҳад бихӯрад ёдаш намеравад.
3816. Сараш ба танаш гаронӣ мекунад.
3817. Сараш биравад аз қавли худ намегардад.
3818. Сарашро ба тандур кунед, ӯро зан бидиҳед.
3819. Сарашро зери болаш кард.
3820. Сарашро хост даво кунад, чашмаш кӯр шуд.
3821. Сарбурида сухан намегӯяд.
3822. Саре, ки ишқ дар ӯ нест, дар кафан беҳтар.
3823. Сари кал ва кулоҳи бахмал.
3824. Сари бад ба балои бад.
3825. Сари бе ишқ кадуи насворӣ аст.
3826. Сари беҳис кадуст.
3827. Сари бе ишқ кадуи бебор аст.





3828. Сари бегуноҳ то пойи дор мераваду зери дор намеравад.
3829. Сари бедардатро ба дард гирифтор мекунӣ.
3830. Сари биниаш агар магас биншинад, бинии худро мебурад.
3831. Сари дастархони падар нон нахӯрда.
3832. Сари домодро, ки ба дабаи рӯған дарун кунӣ, ҳанӯз ҳам мегӯяд, ки хушк аст.
3833. Сари дӯкони тахта, медиҳад ҳаволаи пахта.
3834. Сари захм намак мепошад.
3835. Сари калу шапуш полидан.
3836. Сари ҷуволро нагирифт, охири онро мегирад.
3837. Сари мард ҳар гап меояд.
3838. Сари морро ба дасти душман бояд кӯфт.
3839. Сари мурда чи боло бошад ва чи поин.
3840. Сари ҳар бало шудан як айбу то (поён) шудан дигар айб.
3841. Сари пириву маъракагирӣ.
3842. Сари рӯда ба шикамба банд аст.
3843. Сари саг ҳам саг аст, думи саг ҳам саг аст.
3844. Сари тарқидаи канизро ҳама мебинад, дили пурхуни бибиро касе намебинад.
3845. Сари фатиларо чӯб мебояд кард.
3846. Сари харам савораму хар гум кардаам.
3847. Сари як гилем дӯсту душман менишинад.
3848. Сарҳо по шуда, поҳо сар.
3849. Сарсарӣ кор мекунад.
3850. Сафедӣ бо сиёҳӣ нақш бандад,
Сиёҳ гар сурх пӯшад, хар бихандад.
3851. Сафедии кафанро дидааст, сиёҳии гӯрро не.
3852. Сафои хона обу ҷору аст.
3853. Сахӣ дар ҳар ду олам сарбаланд аст.
3854. Саховат нишонаи бахтиёристу сармояи комгорӣ.
3855. Сахтдилӣ аз серӣ хезад.





3856. Сахти кунӣ, саг мехӯрад.
3857. Се фалош ояду зан зояду меҳмон ояд.
3858. Се чиз бе се чиз пойдор намонад: мол бетиҷорат, илм бебаҳс, мулк бесиёсат.
3859. Се чизро нахӯред дар пагоҳӣ: турбу мосту моҳӣ.
3860. Себ бошад, аз бед бошад.
3861. Себ халос шуда, рӯйи боғбон сиёҳ шуда.
3862. Себ, ки ба мисқол мехӯрӣ, пӯст карда бихӯрӣ.
3863. Сел чу аз кӯҳ сар ояд аз такутоз истад.
3864. Сели бепарво аз пой афканд деворро.
3865. Сели охири роҳ аз саҳро ба дарё мебарад.
3866. Сера дида наметавонаду гуруснаро дода.
3867. Сера кор фармо, гушнара озор надеҳ.
3868. Серам аз пудина, аз пудина бадам меояд.
3869. Серам сақатам гушнаям буқувватам.
3870. Сераш надидам, сафараш пеш омад.
3871. Сиёл аз сиёли худ мешармад.
3872. Сиёл гирифтан сахт аст, нигоҳ доштан осон.
3873. Сиёҳии гилем биравад, ман намеравам.
3874. Сиёҳӣ дидӣ хиёли гов кардӣ.
3875. Сиёсат ба қадри ҷиноят.
3876. Сиккааш ривоҷ надорад.
3877. Силоҳ агарчи бор аст, дошта бошӣ ба кор аст.
3878. Сими бахил вақте аз хок барояд, ки ӯ худ дар хок равад.
3879. Симобворӣ беқарор аст.
3880. Синаи бекинаву дили беғам куҷост.
3881. Сипоҳиро ба деҳ роҳ намедиҳанд, мега: «туфанги мара ба хонаи арбоб бигзорен».
3882. Сират беҳ аз сурат.
3883. Сири мардон пӯшида аст.
3884. Сири худ ба зан магӯй.
3885. Сиркаи муфт беҳ аз асал аст.
3886. Ситора дар осмон надорад.





3887. Сих агар дароз бошад, даст намесӯзад.
3888. Собунаш ҳанӯз ба ҷонат нахӯрда.
3889. Сол гарм омад занҳо риш мекашанд.
3890. Сол, ки гарм омад, зоғ бӯдана мегирад.
3891. Сол, ки қаҳтӣ омад, аввал авлоди қишлоқ мемирад.
3892. Соле, ки накӯст аз баҳораш пайдост.
3893. Соли аввал мутриб омад, соли дувум хоҷа шуд.
3894. Соли қаҳт меравад, номи нек мемонад.
3895. Солҳо гадоӣ кард шаби ҷумъаро нашинохт.
3896. Соҳиби аспа дар ақиби аспаш роҳ намедиҳанд.
3897. Соҳиби ғараз Маҷнун аст.
3898. Соҳиби карам ҳамеша муфлис аст.
3899. Соҳиби ҳунар ба ҳеҷ маконе ғариб нест.
3900. Софии оина бо габру мусулмон ошност.
3901. Сояро аз оҷизи ҳар кас таи по мекунад.
3902. Сояро бо санг кӯфтан.
3903. Сояатон аз сари мо кам мабод.
3904. Субҳи ҳоҷиро дар каъба мебинӣ.
3905. Субот зеботарин сифот аст.
3906. Суд агар хоҳӣ аз андоза зиёд маталаб.
3907. Суд сармояро хӯрд.
3908. Суди сафар саломатӣ аст.
3909. Сӯзан ҳамаро мепӯшона, аммо худаш бараҳна аст.
3910. Сӯзана ба ҷони худ бизан, ҷуволдӯз ба ҷони дигарон.
3911. Сӯзанро ба каҳдон меполад.
3912. Сӯзанро ба ҷони худу тебонаро ба ҷони дигарон.
3913. Сукут аломати ризост.
3914. Сулаш[43] аз зери дос баромад арғувон мешавад.
3915. Сулҳи аввал беҳ аз ҷанги охир.
3916. Сӯҳбат шоҳро банда ва бандаро сарафканда месозад.

---

[43] Сулаш, шулаш-як навъ буттае, ки чӯбаш ниҳоят сахт аст, ба камол расад арғувон шавад.





3917. Сӯҳбати неконат, аз некон кунад.
3918. Сӯҳбати ноаҳл балои ҷон аст.
3919. Сӯҳбати ноҷинс азобест алим.
3920. Сӯҳбати ноҷинс одамро ба фарёд меоварад.
3921. Сӯҳбати соҳибдилон гавҳари аксири ғано аст.
3922. Сурмаро аз чашм мепаронад.
3923. Сурнайчиро чӣ мерасад, як пуф.
3924. Сурохӣ чун шавад холӣ, ҷудо аз паймона мегардад,
Ба вақти тангдастӣ ошно бегона мегардад.
3925. Сурх аз тилло бошӣ, сафед аз марворид.
3926. Сустӣ кардӣ мурдӣ, чустӣ кардӣ, бурдӣ.
3927. Сутаам дар шонаам, ҳар ҷо ки биравам хонаам.
3928. Сӯфиёни софро аввал ба дӯзах мебаранд,
Пурсу посаш мекунанд, охир ба ҷаннат мебаранд.
3929. Суфраи нонро кӯдак халос мекунад, каҳдонро гӯсола.
3930. Сухан агар зар аст, хомӯшӣ гавҳар аст.
3931. Сухан бигӯ баҳри савоб, ки на сих бисӯзад на кабоб.
3932. Сухан дар даҳон дурр аст, Аз даҳон барояд филу уштур аст.
3933. Сухан кам гӯ, вале бисёр бишнав.
3934. Сухан оинаи марди сухангӯст.
3935. Сухан оҳиста гӯй, ки девор гӯш дорад.
3936. Сухан санҷида гӯ то дӯстро душман нагардонӣ,
Зи ҳарфи бетааммул ошно бегона мегардад.
3937. Сухан то мапурсанд лаб баста дор.
3938. Сухан шунидан мояи давлат аст.
3939. Суханатро ҷавида бигӯ.
3940. Сухане, ки дилро биёзорад ногуфта беҳ.
3941. Сухани бад аз шамшер буррандатар аст.
3942. Сухани бад зуд пахш мешавад.
3943. Сухани бад мардро мекушад.
3944. Сухани бузургон шунидан адаб аст.

3945. Сухани мардон якест.
3946. Сухани мардуми девона сар ба сар фол аст.
3947. Сухани рост аз девона бишнав.
3948. Сухани ростро атфол мегӯянд.
3949. Сухани рӯ ба рӯ кина надорад.
3950. Сухани хуб аз қанд ширинтар аст.
3951. Сухани худро ба курсӣ нишонад.
3952. Сухара (ҳарисро) дурӯғгӯй бозӣ мета.

## Т

3953. Таб накарда шифо ёфт.
3954. Табараш даста ёфт.
3955. Табари мардум, зеркундааш аз санг аст.
3956. Табари пашмин кундаи оҳанин.
3957. Табиби меҳрубон аз диди бемор меафтад.
3958. Табл миЁнтиҳӣ аст.
3959. Таваккал кун, то ёбӣ растагорӣ.
3960. Тавбафармоён чаро худ тавба камтар мекунанд.
3961. Тавонгари ҷоҳил миси андуда аст ва фақири ориф гавҳари хоколуда.
3962. Тавонгарӣ ба дил аст, на ба мол.
3963. Тавсифи зиёд бадтар аз дашном аст.
3964. Тавфиқу рафиқ.
3965. Тадбир кунад банда, тақдир кунад ханда.
3966. Так-таки соат чӣ гӯяд гӯш дор,
Гӯядат бедор бош, ай ҳушёр.
3967. Такя ба фол макун, бе фол мабош.
3968. Талак шонда, шайтон мегирад.
3969. Талтин (ҷӯлида) бош, чиркин на.
3970. Талхе, ки ширинӣ бор оварад, беҳ аз шириние, ки талхӣ бор оварад.
3971. Талъати зебо, беҳ аз хилъати зебо.





3972. Тамаъи донаи гандум макун аз хӯшаҷӯ.
3973. Тамаъкунандаро ҳамеша ранг зард аст.
3974. Тамаъро сар бибур, агар мардӣ.
3975. Тамаъро се харф аст, ҳар се тиҳӣ.
3976. Тамбал дар доми шайтон аст.
3977. Танг омад ба ҷанг омад.
3978. Танӯр сахӣ аст, ҳар кӣ кулчаи худро мепазад.
3979. Тандураки худ созӣ, худрақсаку худ бозӣ.
3980. Таноб аз ҷойе канда меша, ки пуда (фарсуда) аст.
3981. Танҳо монӣ, ҷаври бисёр кашӣ.
3982. Танҳо пеши қозӣ равӣ, розӣ ойӣ.
3983. Танҳоӣ ба Худо мезебад.
3984. Танҳоӣ беҳтар аст аз рафиқи номувофиқ.
3985. Тариқи дӯстӣ бар бурдборист.
3986. Тарки ибодат мӯъҷиби маризӣ аст.
3987. Тарозу ду сар дорад.
3988. Тарозуйи ҳар ду сар қалб (ғалат).
3989. Тарозуро ба ду сар меҷунбонад.
3990. Тарсу аввалтар мушт бардорад.
3991. Тарсу ҳаргиз ба мурод нарасад.
3992. Тассалии дил беморӣ [аз] Аллоҳ.
3993. Тафриқа бияндоз ва ҳукумат кун.
3994. Тахт ба Сулаймон намонд, ганҷ ба Қорун.
3995. Тахта ба тахта ҷӯр биёяд, ҳоҷати наҷҷор нест.
3996. Тахта ба тахта рост омад, дастгир пушти дар монд.
3997. Тахтро ман медиҳам, бахтро Худо диҳад.
3998. Ташна об хов мебинад ва гурусна нон.
3999. Тоштош аз бом афтод, овоза ба ом афтод.
4000. Ташхис нисфи илоҷ аст.
4001. Таъҷил бад аст, лекин дар амри хайр хуб аст.
4002. Таъриф осон, ки душман бикунад.
4003. Таърифи худ пумбахойист.
4004. Теғи ҷоҳил буриш надорад.
4005. Теғи маъшуқа тез аст.





4006. Теғи оқил сари ҷоҳил.
4007. Теғи худаш гардани худаш.
4008. Тезии кор дар сари кор
4009. Тилло дар зери хок ҳам тилло аст.
4010. Тилло, ки пок аст аз оташ чи бок аст.
4011. Таямум ботил аст, ҷойе, ки об аст.
4012. Тир ба торикӣ меандозад.
4013. Тири рафта боз кай ояд ба ҷояш.
4014. Тир чун тар шавад камон гардад.
4015. Тир, ки аз ман хатто хӯрд, чӣ ба бародар хӯрд чӣ ба ҳаволаи коҳ.
4016. Тир, ки меравад аз зӯри камон аст.
4017. Тира шав, ки боди қибла биёяд.
4018. Тираш ба ҳадаф нахӯрд.
4019. Тираш ба ҳадаф хӯрд.
4020. Тире бизан, ки ба хок нахӯрад.
4021. Тирро мезанад, камонро пут мекунад.
4022. Тифли сари роҳро бардоштам, ки писарам шавад, шавҳарам шуд.
4023. Тифл азиз аст, тарбияи он азизтар.
4024. Тифл азиз асту одоби он азизтар аст.
4025. Тифл ба ширинӣ моил аст.
4026. Тифл меваи зиндагист.
4027. Тифл хар кадар зишт бошад дар чашми падару модар хушрӯст.
4028. Тифле, ки доман шинохт, ба замин шиштани он маҳол аст.
4029. Тифли домангири мо охир гиребонгир шуд.
4030. Тифли имрӯз марди фардост.
4031. Тифли ятимро ҳавасу орзу хатост.
4032. Тифлу хона рангин.
4033. Тифлию домони модар хуш биҳиште будааст,<br>То ба пои худ равон гаштем саргардон шудем.
4034. Тиҳидаст – рӯсиёҳ.





4035. То абр набошад борон намеборад.
4036. То афтидани он, ё Аллоҳу ё насиб.
4037. То аҳмақ дар ҷаҳон аст, муфлис дар намемонад.
4038. То ба нон расид, ҷон дод.
4039. То ба ов назанӣ овбоз намешавӣ.
4040. То бад нагӯӣ нек наояд.
4041. То бад накунӣ бад набинӣ.
4042. То бача гиря накунад, модар ӯро шир намедиҳад.
4043. То бод набошад, шоха намеҷумбад.
4044. То бод нагардад, хас начунба.
4045. То бод нахезад, дарахт шӯр намехӯрад.
4046. То ганда ба бозор наравад, ганда ба савдо наравад.
4047. То гурга ёд накунӣ, сутаро ба даст нагир.
4048. То гӯсола гов шуд, дили соҳибаш ов шуд.
4049. То дил ҷой наравад, пой намеравад.
4050. То дил надиҳӣ, дил наёбӣ.
4051. То даст ҳаракат накунад, даҳон шӯр нахӯрад.
4052. То дона напошӣ, хирман набардорӣ.
4053. То заҳмат набошад роҳат куҷост.
4054. То иродаи Худо набошад, барг аз дарахт намерезад.
4055. То каҷ наравӣ, пешпой нахӯрӣ.
4056. То ки дам аст, ғам аст.
4057. То ки ҷавонӣ ва тавонӣ, бикӯш.
4058. То ки мечалад бичалон, ага началид ё Шоҳимардон.
4059. То ҷавонӣ, дамро ғанимат дон.
4060. То ҷой надонӣ, пой манеҳ.
4061. То ҷон ба тан аст, ҷон кандан аст.
4062. То ҷон ба хатар нанидҳӣ, бар душман зафар наёбӣ.
4063. То ҷон наканӣ ба ҷонон нарасӣ.
4064. То мард сухан нагуфта бошад, айбу ҳунараш наҳуфта бошад.
4065. То набинад абр , кай хандад чаман, то нагиряд тифл, кай нӯшад лабан.
4066. То набошад чизе мардум нагӯянд чизҳо.





4067. То назояд дилбар аст, чун бизояд модар аст.
4068. То накунад падар, накунад ҳеҷ писар.
4069. То накунад ҳабиб, чӣ кунад табиб.
4070. То нахонадат марав ба ҳеҷ ҷой.
4071. То нашавад модарак, ки шавад баробарак.
4072. То нашавӣ ҳамсолам, хабар нашавӣ аз ҳолам.
4073. То наяфтӣ, "Бисмилллоҳ" намегӯӣ.
4074. То нек наяндешӣ, бад магӯй.
4075. То омадани табар кунда осуда меосояд.
4076. То ранҷ набарӣ, ганҷ наёбӣ.
4077. То реша дар об аст, умеди самар аст.
4078. То танӯр гарм аст нон тавон пухт.
4079. То тарёк аз Ироқ оранд, моргазида ҳалок мегардад.
4080. То ту бад набошӣ касе бад нест.
4081. То шаб наравӣ, рӯз ба ҷое нарасӣ.
4082. То шутур хоб накунад, буталааш хоб намекунад.
4083. Тобистон кӯш, зимистон нӯш.
4084. Тоқати меҳмон надошт, хона ба меҳмон гузошт.
4085. Толеъ агар мадад кунад, доманаш оварам ба каф.
4086. Толеаш аз санг аст.
4087. Толеъ аст, ки аз кулӯх оташ мепарад.
4088. Тори дӯстӣ риштаи муҳаббат аст.
4089. Тори пирию пуди марг якест.
4090. Тори умр нозук аст.
4091. Торикии шаб сурмаи чашми кӯр мешавад.
4092. Торикию ишораи абрӯ.
4093. Торикию чашмак задан.
4094. Ту биҷумбон лабакта, ма бифомум гапакта.
4095. Ту дарди дил шунидаӣ, аммо надидаӣ.
4096. Ту к-аз меҳнати дигарон беғамӣ,
Нашояд, ки ниҳанд номат одамӣ.
4097. Ту қадри об чӣ донӣ, ки дар канори Фаротӣ.
4098. Ту некӣ куну дар Даҷла андоз,
Ки зад дар биёбонат диҳад боз.





4099. Ту пок бошу мадор, эй бародар аз касе бок.
4100. Ту раънову ма раъно, характа кӣ бибара ба саҳро.
4101. Тӯй бошад, тамошочӣ зиёд аст.
4102. Тӯъмаи ҳар мурғаке анҷир нест.
4103. Туро ба хайр, моро ба саломат.
4104. Туро лоф маро ғайбат кушт.
4105. Туро теша додам, ки ҳезум бикан, на девори масҷид бикан.
4106. Тӯфони шайтон, Аллоҳ нигаҳбон.
4107. Туфро, ки ба боло андозӣ, бар худат меояд.
4108. Тухм бихӯрӣ ҳар рӯз, мурғак бихӯрӣ, як рӯз.
4109. Тухм миннатӣ ҳар кӣ корад, ранҷи дил ба бор орад.
4110. Тухмдузд, шутурдузд мешавад.
4111. Тӯша кам, чӣ дар пушт ва чӣ дар шикам.

## У

4112. Уд агар бӯяш набошад, ҳезум аст.
4113. Уддаи (ӯҳдаи) морро надорӣ, ба хонаи аждаҳо даст мазан.
4114. Уду саргин, ҳардуро бар оташ ниҳӣ хокистар аст.
4115. Узри аҳмақ батар аз ҷурмаш бувад.
4116. Узри бадтар аз гуноҳ.
4117. Умедҳо дар ноумедист.
4118. Умр агар хуш гузарад, зиндагии Хизр кам аст,
Вар ба нохуш гузарад, ним нафас бисёр аст.
4119. Умр барф асту офтоб тамуз.
4120. Умри гул ду рӯз аст.
4121. Умри дубора ба кас намедиҳанд.
4122. Умри инсон рафиқи роҳи инсон аст.
4123. Умри худро ба шумо бахшид.
4124. Устухони сӯхтаро саг набӯяд.
4125. Уштур агар бимирад, як зону об дар шикамаш аст.





4126. Уштур, ки коҳ мехӯрад гарданашро дароз мекунад.
4127. Уштур, ки маътал шуд, да ов шуд, гардани худра дароз мекуна.
4128. Уштури сафед пушти дари ҳар кас мехобад.

## Ӯ

4129. Ӯ даъвои худоӣ мекунад, ту ба пайғамбареш қабул надорӣ.
4130. Ӯро ба бом боло кардаву зинаро пас.
4131. Ӯштуки худро мезанад, ки ҳамсояро битарсонад.

## Ф

4132. Фаввора чун баланд шуд, сарнагун шуд.
4133. Фазли худованд, ки муяссар шавад,
Хондаю нохонда баробар шавад.
4134. Файз дар саҳархезист.
4135. Фақири қонеъ ғанӣ аст.
4136. Фақирро на арӯсӣ аст, на мотам.
4137. Фалакзадаро аз ҳар тараф санг ояд.
4138. Фардояш фардои қиёмат аст.
4139. Фарзанд агар чи айбнок аст, дар пеши падар зи айб пок аст.
4140. Фарзанди модар куштану дил ба модар додан.
4141. Фарзандони худро таълим диҳед, ки онҳо барои ғайри замони шумо халқ шуданд.
4142. Фарзро монда дунболи суннат меравад.
4143. Фароху рӯзиро ба қаҳтӣ чи кор.
4144. Фарзанди касон намекунад фарзандӣ,
Гар тавқи тилло ба гарданаш барбандӣ.
4145. Фикр мояи ақл аст.
4146. Фикри ҳар кас ба қодири ҳиммати ӯст.





4147. Фикри хар намак кашидан.
4148. Фил агарчи мурдааст, пӯсташ бори хар аст.
4149. Фил ба як нуқта қил мешавад.
4150. Фил боми худро дида наметавонад,
Пашшаи боми дигаронро мебинад.
4151. Фил катта бораш хурд.
4152. Фил ҳамеша хартуми худро чанг бояд дошта бошад.
4153. Фил Ҳиндустонро хоб мебинад.
4154. Фил ҳасту филхона дарак надорад.
4155. Фили дар гил мондаро бо шохи фил бояд кашид.
4156. Фил-фил мабин, ки реза, Бишкан бибин чи теза.
4157. Филхона бисоз, боз фил бихар.
4158. Фиреби сайд бошад хоби сайёд.
4159. Фиристода бояд, ки доно бувад.
4160. Фирор аз душмани қавӣ суннати паёмбар аст.
4161. Фитна дар хоб аст бедораш макун.
4162. Фоида то буҷулак нуқс то гулӯ.
4163. Фоли бад бар забони бад бошад.
4164. Фонаи чӯб аз чӯб аст.
4165. Фузулро бурданд ба ҷаҳаннам гуфт: «ҳезумаш тар аст».
4166. Фурӯтан бош, то бисёрдӯст бошӣ.

## Х

4167. Хабаре, ки диле биёзорад, бигзор, то дигаре биёрад.
4168. Хаймаи афлок бечӯбу таноб истода аст.
4169. Хайр дар хона соҳибашро гум намекунад.
4170. Хайра да хона соҳибаш мебарад.
4171. Халқи Худо, мулки Худо.
4172. Хамиртуруш, ки аз суфра гум шавад, ё модар мефахмад ё духтар.
4173. Ханаи ҳоким бача шуд, деги лайташ чапа шуд.
4174. Ханда намаки зиндагист.
4175. Хандаи беҷо обрӯ мерезад.





4176. Хапаки зери бӯрё.
4177. Хапи мо ва хапи ту.
4178. Хар агар ҷули атлас бипӯшад, хар аст.
4179. Хар аз харгала паст монад ёлу думаш мерезад.
4180. Хар аз ҳама гандатар, об хӯрданаш болотар.
4181. Хар ба задан асп намешавад.
4182. Хар наменолад, бори хар менолад.
4183. Хар ҳамон хар аст, магар полонаш нав шуда.
4184. Хар пеши бор, ё бор пеши хар.
4185. Хар рафт, ки шох биёварад, гӯшаро аз даст дод.
4186. Хар чи донад хӯрдани қанду навот, турбаи коҳ бошаду кунҷи работ.
4187. Хар, ки ҷавро дид, коҳро намехӯрад.
4188. Хар, ки сари ҷав бимирад, шаҳид аст.
4189. Хара кӣ монда, кӣ биханда.
4190. Хара чию шавчарӣ.
4191. Харатро бидеҳ ба киро, худат биншин дар сари ро.
4192. Хараш аз ҷар парид.
4193. Хараш аз об тер шуд.
4194. Харбаробар беҳ аз шутури мардумдар.
4195. Харбуза аз харбуза ранг мегирад, ҳамсоя аз ҳамсоя саҳархезира.
4196. Харбуза харбузаро дида ранг мегирад, одам одама дида панд мегирад.
4197. Харбуза бухур туро ба полез чӣ кор.
4198. Хари бекор савори бачаҳо.
4199. Хари Исо гараш ба Макка баранд,
Чу биёяд, ҳанӯз хар бошад.
4200. Хари мурда полони заррин.
4201. Хари ҳангӣ аз сабзаи баҳор мемонад.
4202. Хари ҳиндура об бидеҳу пулашро бигир.
4203. Хари хуфта ҷав намехӯрад.
4204. Харкорӣ ҳам дарёи илм аст.
4205. Харҷ агар аз киссаи меҳмон бувад,
Ҳотами Той шудан осон бувад.





4206. Харҷ ба андозаи дахл аст.
4207. Харҷ кун ба андозае, ки аз лингу пой наандозад.
4208. Харҷатро ба об бибар, музд бигир.
4209. Харҷи мумсик ду чанд мешавад.
4210. Хармӯҳраро бо дурр баробар кардан.
4211. Харро гуфтанд: «курраат муборак», гуфт: «ҳар кас бори худро мебарад».
4212. Харро ранг карда мефурӯшад.
4213. Харро таҳвилдори ҷав муқаррар кардаанд.
4214. Харро худо шох надод.
4215. Харчангро гуфтан: «чаро дусара роҳ меравӣ?», гуфт: «замонаро дида».
4216. Хас ба қаъри дарё намеравад.
4217. Хас бошаду бар қадам бошад.
4218. Хас бошаду хор бошад, шикам пурбор бошад.
4219. Хас кам шуду ҷаҳон пок
4220. Хат ними дидор аст.
4221. Хате, ки мӯҳр надорад, қабули девон нест.
4222. Хат ғалат, имло ғалат, иншо ғалат, ҷумла сар то по ғалат.
4223. Хато ба бузургон гирифтан хатост.
4224. Хатои олим хатои олам аст.
4225. Хеши зан қайла бизан, хеши шӯ дега бишӯ.
4226. Хеши харкор охунзодаи мост.
4227. Хиёнат пешаи ду нон аст,
Нодурустӣ ойини фурӯмоягон.
4228. Хирадманд бо бехирад пайкор накунад, ҳушёр бо маст корзор.
4229. Хирадманд бош, то тавонгар бошӣ.
4230. Хирадманд талаби камол аст ва ҷоҳил талаби мол.
4231. Хиргоҳи Лайлӣ баланду дасти Маҷнун кӯтаҳ аст.
4232. Хирмансӯхтаро, хирмансӯхта донад.
4233. Хирсро ба рақс овардан.
4234. Хирсро, ки ёд кардӣ, сутаро дар даст бигир.





4235. Хирсу чатрӣ, мурғу нектоӣ.
4236. Хишти аввал гар ниҳад меъмор кач,
То сурайё меравад девор кач.
4237. Хоби асҳоби каф чурти ман аст,
Оби дарёи шӯр қурти ман аст.
4238. Хоби дев дорад.
4239. Хоби зан чап аст.
4240. Хоби зимистон таъбир надорад.
4241. Хобу марг баробар аст.
4242. Хоин ба ҳама ҳол мадуд аст ва худои халқ аз ӯ хушнуд аст.
4243. Хоин хоиф аст.
4244. Хок аз тӯда калон аст.
4245. Хок бар лаб молидан.
4246. Хок бихӯр, об нигаҳ дор.
4247. Хок дар он хӯроке, ки танҳо хӯрӣ.
4248. Хок дар чашмам зад.
4249. Хок ҳам ба амонат, хиёнат намекунад.
4250. Хок худо, банда худо.
4251. Хок шав пеш аз он, ки хок шавӣ.
4252. Хокат ба турба мекашам.
4253. Хокаш кимёст.
4254. Хоки ғариб паст.
4255. Хоки хушк ба девор намечаспад, вале хокбодаш ҳамаро кӯр мекунад.
4256. Хоксорони ҷаҳонро ба ҳақорат мангар.
4257. Холам наомад нисфи нон фоида монд.
4258. Холаро ба шӯ расонад.
4259. Холаро хав бурда.
4260. Холи даст, рӯ сиёҳ.
4261. Хоҷа боғдорӣ, дорам.
4262. Хомтамаъро хонааш аз ду сар тамом аст.
4263. Хомӯшак кора тамом, чир-чирак бом ба бом.
4264. Хомӯшӣ маънӣ дорад, ки дар гуфтан намеғунҷад.
4265. Хомӯшӣ айни савоб аст.





4266. Хомӯшӣ аломати ризост.
4267. Хона аз пойбаст вайрон аст, хоҷа дар фикри нақши айвон аст.
4268. Хона ба хона, чӯбаки сиёҳдона.
4269. Хона бишкаст, сари тоқ намон.
4270. Хонаат пури гандум.
4271. Хонааш хароб.
4272. Хонабадӯш, як бинию ду гӯш.
4273. Хонадорро як хона, бе хонаро сад хона.
4274. Хонаи бе зан дӯзах аст.
4275. Хонаи бедар, ошиқи безар.
4276. Хонаи бобим орд турмида, ба ман намерасад чӣ фоида.
4277. Хонаи гург бе устухон не.
4278. Хонаи домод хабар нест, хонаи арӯс дангу давал аст.
4279. Хонаи мулло деги бало.
4280. Хонаи наздики дарё, зуд вайрон мешавад.
4281. Хонаи нарӯфта меҳмон меояд.
4282. Хонаи нодида бача шуд, деги лайташ чапа шуд.
4283. Хонаи пур аз душман, беҳтар аз хонаи холӣ.
4284. Хонаи хайр чор рӯз пештар хароб мешавад.
4285. Хонаи холӣ дев мегардад.
4286. Хонаи эзид (хумсо) бача шуд, якта шуду мурда шуд.
4287. Хонайе, ки пури паймона, бибӣ ба сари сомуна.
4288. Хонаҳо бишкасту сар тоқа намонд.
4289. Хонаро палос одамро либос.
4290. Хоҳӣ нашавӣ расво, ҳамроҳи ҷамоат бош.
4291. Хор аз замин тез мебарояд.
4292. Хор аз хуридаш тез аст.
4293. Хори чашм аст.
4294. Хуб гумӣ надорад.
4295. Хуб шуд аз хушу (хушдоман) бад шуд аз суну (арӯс).
4296. Хуб шуд аз ман, бад шуд аз ту.





4297. Хуб шуд, ки масҷид надошт, вагарна касеро ба намоз намегузошт.
4298. Хубатро мадеҳ, ки ҳайф аст, бадатро мадеҳ, ки айб аст.
4299. Хубрӯёни ҷаҳон оинаи ҳусни худост.
4300. Хӯгирӣ аз ошиқӣ бадтар аст.
4301. Худ бар сари бозор баромад.
4302. Худ бигӯ, худ биханд.
4303. Худгӯиву худхандӣ, аҷаб марди ҳунармандӣ.
4304. Худ кардаро дармон нест.
4305. Худ қарсаку худ бозӣ.
4306. Худ кӯзаву худ кӯзагару худ кӯзафурӯш.
4307. Худ махӯр, ба кас мадеҳ, ганда када ба саг бидеҳ.
4308. Худам ин ҷо гаштам дар Қарабоғ.
4309. Худамро ҷо, харамро ҷав бакор аст.
4310. Худат гул бошию умрат не.
4311. Худат подшоҳу ақлат вазир.
4312. Худаш кале, номаш Зулалихон аст.
4313. Худаш мебараду худаш медӯзад.
4314. Худаш медонаду данг-данги охираташ.
4315. Худбин мабошу дурбин бош.
4316. Худкуши бегонапараст, наркуши модарпарвараст.
4317. Худо аз қарз додани об ва шаб шустани сар нигаҳ дорад.
4318. Худо азизкардаро хор накунад.
4319. Худо ба шумо рӯзи некӣ бидиҳаду бадӣ не.
4320. Худо бадро ба бад гирифтор мекунад.
4321. Худо бе айб аст.
4322. Худо бигирад ҷонамро, ки бигирам ҷояшро.
4323. Худо дергир, аммо сахтгир аст.
4324. Худо дидаву дода.
4325. Худо дод, мо кӯшидем.
4326. Худо дод, подшоҳ дод, шоҳмир гул намедиҳад.
4327. Худо дода баҳона, банда дода таъна.





4328. Худододаро худо додааст.
4329. Худо дорӣ, имон не.
4330. Худо дорӣ, чӣ ғам дорӣ.
4331. Худо ду кӯҳро якҷо кунад, ду сиёҳсарро (занро) не.
4332. Худо ду сари некӣ якҷо карда.
4333. Худо задаш, паёмбар мондаш.
4334. Худо ин дастро ба ин даст мӯҳтоҷ накунад.
4335. Худо касеро мӯҳтоҷи халқ накунад.
4336. Худо кафанкаши қадимро биомӯзад.
4337. Худо лакбахш аст.
4338. Худо мардро беиззат насозад.
4339. Худо мебинаду мепӯшад, ҳамсоя намебинаду мехурӯшад.
4340. Худо надидаро рӯзӣ ната ва пойи тарқидаро мӯза.
4341. Худо одамро ду гӯш дода ва як забон, ки дубор бишнавад ва як бор бигӯяд.
4342. Худо пулхӯрро пул медиҳад, шӯрвохӯру шӯрво.
4343. Худо рӯзирасон аст.
4344. Худо харро шинохту шох надод.
4345. Худо чашмро барои дидан дода.
4346. Худо як дастро ба дасти дигар эхтиёҷ накунад.
4347. Худо яке, ёр яке, сухан яке.
4348. Худо, ки болову паст офарид, забардасте бар забардаст офарид.
4349. Худо, ки ғариба мета, хӯрда наметавонад.
4350. Худо, ки мета намегӯд, ки бачи кистӣ.
4351. Худоро ба далели ақл бишнос.
4352. Худоро касе надида, аммо ба дили ҳақ шинохта.
4353. Худозада бошӣ, арвоҳзада не.
4354. Худонотарс сари саломат намебарад.
4355. Худоро, ки намешиносӣ қудратҳояшро бишнос.
4356. Худоройӣ одати занон аст, на мардони майдон.
4357. Худписанд писанди халқ набошад.
4358. Худро дар ҳар дӯғ магас масоз.





4359. Худро мекушам, аммо ба дасти душман намедиҳам.
4360. Худситоӣ пешаи шайтон бувад,
Ҳар кӣ худро кам занад, мард он бувад.
4361. Худшиносӣ – худошиносӣ.
4362. Хӯйе, ки бо шир дарояд бо ҷон барояд.
4363. Хӯйи бад бар табиате, ки нишаст,
Наравад то ба вақти марг аз даст.
4364. Хӯйи бадро баҳона бисёр аст.
4365. Хӯйи бачаро доя медонаду аз ҳамсояро ҳамсоя.
4366. Хулқи нек аз бузургон аст.
4367. Хулқи хуш атои худовандист.
4368. Хумраи мосташо бубин, ходаи росташро бубин.
4369. Хун аз чашмаш парид.
4370. Хун ба хун ҷуброн намешавад.
4371. Хуни ноҳақ, оқибат домангир мешавад.
4372. Хӯрдан ҷавоб додан ҳам дорад.
4373. Хурде, ки бар калон хезад, чунон бизанаш, ки барнахезад.
4374. Хурди калонкор.
4375. Хурдиро қабул кун, на пастиро.
4376. Хурӯс, ки бевақт азон медиҳад, сараш бурида беҳ.
4377. Хуфтаро хуфта, кай кунад бедор.
4378. Хӯшачин, хӯшачинро бад мебинад, соҳиби замин ҳардуяшро.
4379. Хушбахт касе, ки зан надорад.
4380. Хушбахт касе, ки хӯрду кишт, бадбахт он ки хурду накишт.
4381. Хушбинӣ одамро калу кӯр месозад.
4382. Хушӣ ба хушӣ, савдо ба ризо.
4383. Хушмуомиларо боз муомила, бад муомиларо бас муомила.
4384. Хушо он чоҳе, ки об аз худ барорад.
4385. Хушомад ҳар киро гуфтӣ, хуш ояд, валекин аблаҳонро хуштар ояд.





4386. Хушомадгӯйиро ба худ мадеҳ роҳ.
4387. Хушсухан бош, то амон ёбӣ.
4388. Хушу ҳамон қадар ба хуни арӯс ташна аст, ки пишак ба хуни мӯш.
4389. Хушӯят дӯст дошт, ки ба сари рӯзӣ омадӣ.
4390. Хушхӯ ҳамеша хушмаош аст.
4391. Хушхӯӣ калиди дилҳост.

## Ҳ

4392. Ҳавз бебақа намебошад.
4393. Ҳавз, ки пур шуд, об сар мезанад.
4394. Ҳадиси зинда бишнав мурда дар гӯр.
4395. Ҳаё ҳисори имон аст.
4396. Ҳазар кун з-он обе, ки сар занад зи танӯр.
4397. Ҳазор дӯст кам асту як душман бисёр.
4398. Ҳайф бошад ба душворӣ ёре ба даст овардану ба осонӣ аз даст додан.
4399. Ҳақ агар сӯзе надорад, ҳикмат аст.
4400. Ҳақ ба ҳақдор мерасад.
4401. Ҳақ бидеҳ, ҳақ бигир, ошнойет муфт.
4402. Ҳақ гирифтанӣ аст, на доданӣ.
4403. Ҳақ гӯй, агарчӣ талх бошад.
4404. Ҳақ охир ҷои худро мегирад.
4405. Ҳақ шамшери буррон аст.
4406. Ҳақи Худову ҳақи ҳамсоя.
4407. Ҳақиқатгӯӣ талхгӯӣ аст.
4408. Ҳақиқату гули сурх ҳар ду хоранд.
4409. Ҳалво ширину нафс золим.
4410. Ҳалво, гуфтан даҳонро ширин насозад.
4411. Ҳам аз бар мезанаду ҳам аз дарозӣ.
4412. Ҳам аз зоғ монду ҳам аз раззоқ.
4413. Ҳам аз тӯбра хӯрданду ҳам аз охур.

4414. Ҳам ба мех мезанаду ҳам ба наъл.
4415. Ҳам бихӯр, ҳам бидеҳ, ҳам бимон.
4416. Ҳам ғаррию ҳам наррӣ.
4417. Ҳам ғаррӣ, ҳам наррӣ, ҳам ҷанги Хайбарӣ.
4418. Ҳам духтара бита, ҳам як саноч орд.
4419. Ҳам коре, ҳам боре, ҳам намуд дар хона.
4420. Ҳам кулоҳ рафт, ҳам бӯдана.
4421. Ҳам лаъл ба даст ояду ҳам ёр наранҷад.
4422. Ҳам Худоро хостан, ҳам хурморо.
4423. Ҳама аз сару нуки як карбосанд.
4424. Ҳама дида механданд, кӯр нодида.
4425. Ҳама ҷоят банаво, ангушти поят бенаво.
4426. Ҳама чиз рӯз гул мекунад, каду шаб.
4427. Ҳама шаф-шаф мегӯянду ман шафтолу.
4428. Ҳамагӣ ӯр ба ӯр, ту куҷо байтали кӯр.
4429. Ҳамаро ба як чӯб намеронанд.
4430. Ҳамаро бояд ба як чашм дид.
4431. Ҳамаро мор мегазад, морро суск (сусмор).
4432. Ҳамаро мор мегазад, морро бақаи кӯр.
4433. Ҳамаро ним-ним, адиро якуним.
4434. Ҳамнишинам беҳ буд, то ман аз он беҳтар шавам.
4435. Ҳамон дегу ҳамон кафлез.
4436. Ҳамон ҷой медонад, ки оташ месӯзад.
4437. Ҳамон ошу ҳамон коса. Ё: Ҳамон ошу ҳамон чумча.
4438. Ҳамон расану ҳамон дос.
4439. Ҳамройи гӯшташ оштӣ, ҳамройи шӯрбош ҷангӣ.
4440. Ҳамройи касе бош, ки ҳамройи ту бошад.
4441. Ҳамсоя аз ҳоли ҳамсоя огоҳ аст.
4442. Ҳамсояи бад мабод касро.
4443. Ҳамсояи масҷид агар наояд ба намоз, пайғамбари мо ӯро шафоат накунад.
4444. Ҳамсояи наздик беҳ аз хеши дур.
4445. Ҳанӯз аз як гулаш сад гулаш нашкуфта.
4446. Ҳар баландӣ пастӣ дорад.
4447. Ҳар бало балогардон намешавад.

4448. Ҳар баҳор хазон дораду ҳар роҳ поён..
4449. Ҳар бузе ба пойи худ овехта аст.
4450. Ҳар ватана расмаш, ҳар гӯсфанда пашмаш.
4451. Ҳар гаронӣ беҳикмату ҳар арзонӣ беиллат нест.
4452. Ҳар дардеро давойе. Ё: Ҳар дарде, дармоне дорад.
4453. Ҳар ду поро ба як мӯза карда.
4454. Ҳар қадар дил кӯчактар бошад, забон дарозтар мешавад.
4455. Ҳар каллаву ҳар хиёл. Ҳар камолеро заволе.
4456. Ҳар кардаро ҷазое.
4457. Ҳар кас ба айби худ кӯр аст.
4458. Ҳар кас ба дари хонаи худ султон аст.
4459. Ҳар кас ба диёри худ иззат дорад.
4460. Ҳар кас ба қадри ҳиммати худ лона созад.
4461. Ҳар кас лахчаро болои нони худ мекаша.
4462. Ҳар кас маслиҳати хеш некӯ медонад.
4463. Ҳар кас он даравад, оқибати кор, ки кишт.
4464. Ҳар кас хиёнат наварзад, дасташ аз ҳисоб наларзад.
4465. Ҳар кас, ки пайсадор меша, кафшаш танг меша.
4466. Ҳар кас, ки парид малак нест.
4467. Ҳар кас, хар шуд мо полонаш.
4468. Ҳар касе ба ҷойе расид, аз ҳиммати баланд расид.
4469. Ҳар касро аз рафиқаш бояд шинохт.
4470. Ҳар касро ба оинаи худ мебинад.
4471. Ҳар киро аз баҳри коре офариданд.
4472. Ҳар киро барқ гирад, моро арикан.
4473. Ҳар киро виҷдон нест, имон нест.
4474. Ҳар киро дар зиндагӣ нонаш нахӯранд, чун бимирад номаш набаранд.
4475. Ҳар киро дар оинаи худ мебинад.
4476. Ҳар киро дарде расад, ночор гӯяд «вой»-ро.
4477. Ҳар киро дасти кӯтоҳ буд, забонаш дароз буд.
4478. Ҳар киро душман дар пеш аст, агар накушад душмани хеш аст.
4479. Ҳар киро забон аст сазовори таҳсин аст.





4480. Ҳар киро забон ширин аст, сазовори таҳсин аст.
4481. Ҳар киро зар дар тарозуст, зӯр дар бозуст.
4482. Ҳар киро имон нест, саодат нест.
4483. Ҳар киро ҳубби ватан нест, имон нест, ҳар киро имон нест, саодат нест.
4484. Ҳар киро товус бояд, ҷаври Ҳиндустон бояд кашад.
4485. Ҳар киро шарм нест, имон нест.
4486. Ҳар кишмиш чӯбаке (думбак) дорад.
4487. Ҳар кӣ аввал барад, хона набарад.
4488. Ҳар кӣ аз дида равад, аз дил наравад.
4489. Ҳар кӣ аз маломате натарсад, аз ӯ бигрез.
4490. Ҳар кӣ ақлаш беш, ғами рӯзгораш беш.
4491. Ҳар кӣ ба зердастон набахшояд, ба ҷаври зердастон гирифтор ояд.
4492. Ҳар кӣ ба оташ наздик, зарараш бештар.
4493. Ҳар кӣ бад кунад, бад бинад.
4494. Ҳар кӣ беёр бувад, пайваста бемор бувад.
4495. Ҳар кӣ бетадбир коре кард, сомоне наёфт.
4496. Ҳар кӣ бо бадон даровезад, обрӯи худ резад.
4497. Ҳар кӣ бо бадон биншинад, некӣ набинад.
4498. Ҳар кӣ бо бузургон ситезад, хуни худ резад.
4499. Ҳар кӣ бо Нӯҳ бишинад, чӣ ғам аз тӯфон дорад.
4500. Ҳар кӣ бо расво шинад, оқибат расво шавад.
4501. Ҳар кӣ бод дар сар дорад, сар ба бод дорад.
4502. Ҳар кӣ бомаш беш, барфаш бештар.
4503. Ҳар кӣ даст аз ҷон бишӯяд, ҳар чӣ дар дил дорад бигӯяд.
4504. Ҳар кӣ дил дорад, орзу дорад.
4505. Ҳар кӣ забонаш нармтар, ёраш бештар.
4506. Ҳар кӣ зан надорад, роҳати ҷон надорад.
4507. Ҳар кӣ зар дорад, зӯр дорад.
4508. Ҳар кӣ золимеро аз банд раҳонад, худ дарбанд бимонад.
4509. Ҳар кӣ қонеътар – саидтар.

4510. Ҳар кӣ лофид, набофид.
4511. Ҳар кӣ майли ганҷ дорад, ранҷ мебояд кашид.
4512. Ҳар кӣ мол надорад, ёр надорад.
4513. Ҳар кӣ мора тика бита, худо ура бача бита.
4514. Ҳар кӣ мурад, аз кисаи бобаи худ барад.
4515. Ҳар кӣ нақши хештан бубинад дар об.
4516. Ҳар кӣ насиҳат нашнавад, сари маломат шунидан дорад.
4517. Ҳар кӣ нафси қалб дорад, оқибат расво шавад.
4518. Ҳар кӣ некӯном зист аз асари некӣ аст.
4519. Ҳар кӣ нон аз амали худ хӯрад, миннати Ҳотами Тойро набарад.
4520. Ҳар кӣ ҳавои дин дорад, кулӯх дар остин дорад.
4521. Ҳар кӣ об аз дами шамшер хӯрад, нӯшаш бод.
4522. Ҳар кӣ оқибат андешад, масъудтар.
4523. Ҳар кӣ оҳиста равад, пайваста равад.
4524. Ҳар кӣ осон гирад, душвор афтад.
4525. Ҳар кӣ ошиқро шӯй кард, деги сиёҳро ба рӯй кард.
4526. Ҳар кӣ падар надорад, сояи сар надорад.
4527. Ҳар кӣ паи нонаки калоғ равад ба хароба афтад.
4528. Ҳар кӣ пас бигардад, хар бигардад.
4529. Ҳар кӣ писар надорад, нур ба сар надорад.
4530. Ҳар кӣ сараш сӯзад кулоҳ дӯзад.
4531. Ҳар кӣ сарфаҷӯӣ кунад, фақир намешавад.
4532. Ҳар кӣ сухан санҷад аз ҷавобаш наранҷад.
4533. Ҳар кӣ тамаи некӣ дорад, тухми некӣ корад.
4534. Ҳар кӣ тамаъ кунад хор шавад.
4535. Ҳар кӣ тиҳикисатар, осудатар.
4536. Ҳар кӣ тунд ронд, зуд монд.
4537. Ҳар кӣ фармон набарад, сӯҳбати ӯ доғи дил аст.
4538. Ҳар кӣ хидмат кард, ӯ махдум шуд.
4539. Ҳар кӣ чашм дорад, кӯрӣ дар пеш дорад.
4540. Ҳар кӣ чустӣ карда бурд, ҳар ки сустӣ кард мурд.
4541. Ҳар кӣ шамшер занад, сикка ба номаш хонанд.





4542. Ҳар кӣ ширинӣ фурӯшад, муштарӣ бар вай биҷӯшад.
4543. Ҳар корд дастаи худро намебурад.
4544. Ҳар куҷо дардест, дармонаш муқаррар кардаанд.
4545. Ҳар дардеро давойе.
4546. Ҳар куҷо дудест, оташ дар қафост.
4547. Ҳар лошаву луша, дар охури мо боша.
4548. Ҳар ҷо биравӣ аъмолат аз пуштат меояд.
4549. Ҳар ҷо дуд нест, суд нест.
4550. Ҳар ҷо, ки дег аст, Мирзо бег аст.
4551. Ҳар ҷо, ки дидӣ пирамард, дасташ бибӯс гирдаш бигард.
4552. Ҳар ҷо, ки рангу бӯ буд, гуфтугӯ буд.
4553. Ҳар ҷо парӣ нишаст, деве бо ӯст.
4554. Ҳар ҷо, ки ош аст, кал фаррош аст.
4555. Ҳар ҷой ки мулки мост, мулк худойи мост.
4556. Ҳар маймуне, ки зишттара, нозаш бештара.
4557. Ҳар мард, мард нест, ҳар зан, зан.
4558. Ҳар мариз чора, ҳар дард давое дорад.
4559. Ҳар маскаро баробари дӯғаш кулӯла кун.
4560. Ҳар он кас кӣ «шоҳномахонӣ» кунад, агар зан бувад паҳлавонӣ кунад.
4561. Ҳар он кӣ оина сохт Сикандар намешавад.
4562. Ҳар ончӣ аз даст биравад, боз наёяд.
4563. Ҳар ончӣ дар вайронӣ дидӣ, дар ободӣ нагӯӣ.
4564. Ҳар ончӣ дида бинад, дил кунад ёд.
4565. Ҳар ончӣ медурахшад, тилло нест,
4566. Ҳар ончӣ ҳокими одил кунад ҳамеша равост.
4567. Ҳар офатеро осебе аст ва сабаби дарвешӣ исроф.
4568. Ҳар рӯз ид нест, ки ҳалво хӯрад касе.
4569. Ҳар сар саре дорад.
4570. Ҳар саре гармӣ дорад.
4571. Ҳар сареро дардест.
4572. Ҳар сияҳбачаро хилм нагӯ.





4573. Ҳар сухан ҷоеву ҳар нуқта маконе дорад.
4574. Ҳар торикиро рӯшанӣ дар пай аст.
4575. Ҳар фиръавнро Мусое.
4576. Ҳар хар, ки хирман кӯбад, ҳоҷати наргов нест.
4577. Ҳар хас ба қадри худ дуд дорад.
4578. Ҳар хори ин биёбон Мансур ва ё Язид аст.
4579. Ҳар чанд ки гуноҳ бузург аст, афви Худо бузургтар аз он аст.
4580. Ҳар чи дар дил фуруд ояд, дар дида некӯ ояд.
4581. Ҳар чиз гуфтӣ аз ин гӯш дарояд в-аз ин гӯш барояд.
4582. Ҳар чиз, ки дар кони намак рафт, намак шуд.
4583. Ҳар чиз, ки хом шуд пухта мешавад, одам, ки хом шуд пухта намешавад.
4584. Ҳар чизе, ки ганда шавад, намак зананд, агар намак ганда шавад чӣ зананд?
4585. Ҳар чиро ба вақташ.
4586. Ҳар чиро бихӯрӣ ба худ дорӣ.
4587. Ҳар чиро ҷавҳарест, ҷавҳари ақл шикебоист.
4588. Ҳар чӣ аз дузд бимонад, раммол бибарад.
4589. Ҳар чӣ аз дӯст мерасад некӯст.
4590. Ҳар чӣ аз ҳад бигзарад расво шавад.
4591. Ҳар чӣ бод овард, бод бибарад.
4592. Ҳар чӣ бод, бодо бод.
4593. Ҳар чӣ ду шуд, се меша.
4594. Ҳар чӣ кунӣ ба хеш, меояд ба пеш.
4595. Ҳар чӣ кунӣ ба худ кунӣ, гар ҳама неку бад кунӣ.
4596. Ҳар чӣ кунӣ ризои ту, ҳар чӣ хоҳӣ фидоӣ ту.
4597. Ҳар чӣ надонӣ аз пурсидани он ор мадор.
4598. Ҳар чӣ ояд бар сари авлоди одам бигзарад.
4599. Ҳар чӣ пасандоз кунӣ суд аст.
4600. Ҳар чӣ пеш ояд хуш ояд.
4601. Ҳар чӣ субҳ дӯзад, аср пора кунад.
4602. Ҳар чӣ тайёр аст, аз ёр аст.
4603. Ҳаргиз наравад мехи оҳанин дар санг.





4604. Ҳарду, ҳарду хурмо намерина.
4605. Ҳарис ба ҷаҳоне гурусна асту қонеъ ба ноне сер.
4606. Ҳаракат кун, Худо баракат кунад.
4607. Ҳаром аз ҳар роҳе, ки биёяд ба ҳамон роҳ меравад.
4608. Ҳарф мемонаду вақт намемонад.
4609. Ҳарф шунидан адаб аст.
4610. Ҳарфаш ба офтоба лаган кашид.
4611. Ҳарфе бигӯ баҳри савоб, на сих сӯзаду на кабоб.
4612. Ҳарфе, ки аз даҳон барояд, гирди ҷаҳон бароял,
Тире, ки аз шаст хато хӯрад, пас наёяд.
4613. Ҳарфи дурусту ҳисобӣ гиреҳ надорад.
4614. Ҳарфи мард зинати мард аст.
4615. Ҳарфи ҳисобӣ ҷавоб надорад.
4616. Ҳарфи ростро аз девона бипурсед.
4617. Ҳасад оташест, ки чун барафрӯзад тару хушк бисӯзад.
4618. Ҳасани ғамкаш, ғами ҳамаро бикаш.
4619. Ҳастӣ кунад мастӣ, нестӣ кунад сустӣ.
4620. Ҳасуд аз неъмати ҳақ бахил аст, мардуми бегуноҳро душман.
4621. Ҳасуд ба мақсад нарасад.
4622. Ҳезуму парахача мероси зану бача.
4623. Ҳес кас дар ҷаҳон наёсудааст.
4624. Ҳеч кас аз бехи бутта нест.
4625. Ҳеч коре номумкин нест.
4626. Ҳеч муздур бемузд намемона.
4627. Ҳеч муҳра бесӯрох намебошад.
4628. Ҳеч оташ бедуд нест.
4629. Ҳеч суфтӣ ҳусни хулқ ва ҳеч ҳолате хуштар аз сирати нек нест.
4630. Ҳеч чӯча мурғи зери такрӣ намемонад.
4631. Ҳечи мову ҳечи ту.
4632. Ҳечкораи ҳамакора.
4633. Ҳикмат ба Луқмон мезебад.





4634. Ҳикмат камоли нафс асту зару зевари тан.
4635. Ҳилаҷӯро баҳона бисёр аст.
4636. Ҳиммати мардон мадади Худо.
4637. Ҳинду ҳам давлат дорад.
4638. Ҳинду хун дид, бинеш пундид[44].
4639. Ҳиндура хом, мусулмона пухта.
4640. Ҳиндуро гуфтанд: «Давлат зиёд», гуфт: «Худо нигаҳ дорад».
4641. Ҳиндустон дуру пойгаҳаш наздик.
4642. Ҳирс пирӣ надорад.
4643. Ҳисоб аз Бағдод пас гашта.
4644. Ҳисоб ба динор, бахшиш ба хирвор.
4645. Ҳисоб ҷав-ҷав, бахшиш лак-лак.
4646. Ҳисоб мехоҳӣ, ё ҷони одам?
4647. Ҳисоби дӯстон дар дил.
4648. Ҳисоби кал то нимрӯз.
4649. Ҳисоб-ҳисоб, коко (амак) бародар.
4650. Ҳисса ба қадри ҷусса.
4651. Ҳифзи ҷон воҷиб асту ҳифзи Ватан аз он воҷибтар.
4652. Ҳозиро луқма, ғоибро такбир.
4653. Ҳолӣ, ки шиштӣ, пухта бишӣ.
4654. Ҳоҷати машшота нест зулфи дили оромро.
4655. Ҳоҷӣ Ҳоҷиро дар Макка мебинад.
4656. Ҳоҷӣ, ки аз ҳаҷ баргашт, ӯ мор буд аждар гашт.
4657. Ҳосид ба зоҳир мазлуму дар ботин золим аст.
4658. Ҳукми подшоҳ марги муфоҷот аст.
4659. Ҳукумат чашм дораду гӯш не.
4660. Ҳусни ахлоқ ба рафтор хуб аст, на ба гуфтори марғуб.
4661. Ҳусни хома, нутқи нома, зеби ҷома, қабули омма.
4662. Ҳусни хубро Худо дӯст дорад.
4663. Ҳут агар ҳуттӣ кунад кампирро дар қуттӣ кунад.
4664. Ҳуш кун, ки гурба шохат назана.

---

[44] Пундид-варам кард





## Ч

4665. Чақчаву (гунҷишки хурд) шӯрбойи чақча.
4666. Чалавсофаш аз об баромад.
4667. Чандон суман аст, ки ёсуман пайдо нест.
4668. Чаплӣ[45] бевафо, гоҳ ба дасту гоҳ ба по.
4669. Чарб нашавӣ, ки пишак мебарадат.
4670. Чаро оқил кунад коре, ки боз орад пушаймонӣ.
4671. Чароғ ба таҳи худ нур намедиҳад.
4672. Чароғ дар хонаи кӯр қадр надора.
4673. Чароғи дузд, хоби посбон аст.
4674. Чароғе, ки дар хона бисӯзад, дар масҷид раво нест.
4675. Чароғеро, ки эзад барфӯрузад,
Ҳарон кас пуф кунад, ришаш бисӯзад.
4676. Чароғи гӯшанишинон мудом месӯзад.
4677. Чароғи дурӯғ бефурӯғ аст.
4678. Чароғи золим то субҳ намесӯзад.
4679. Чароғи кизбро набуд фуруғе.
4680. Чароғи мурдаро рӯшан кардан.
4681. Чароғи муфлисон бенур аст.
4682. Чароғи ҳеҷ кас то субҳ намезӯзад.
4683. Чарросия (бачаи гунҷишк) ба гунчишк чир-чир ёд медиҳад.
4684. Чарсӣ пурхӯр, бангӣ бадном.
4685. Чашм агар биност ё нобиност, ҷояш дар сар аст.
4686. Чашм аз чашм мешармад.
4687. Чашм аз чашм ҳаё мекунад.
4688. Чашм ба як роҳ, дил ба сад роҳ.
4689. Чашм бозори харидор аст.
4690. Чашм диду дил кашид.
4691. Чашм дӯсти айбпӯшу душмани айббин.
4692. Чашм мӯру пойи мору нони мулло кас надид.
4693. Чашм соҳиби дору аст.

[45]Чаплӣ-пойафзоли сарипоӣ





4694. Чашм чароғи бадан аст.
4695. Чашмашро бину дилашро бихон.
4696. Чашме, ки дида надорад кӯр аст.
4697. Чашм, ки набошад, бо мижа чиро метавон дид.
4698. Чашме, ки надорад назаре, ҳалқаи дом аст,
Ҳар лаб, ки сухансанҷе набошад лаби бом аст.
4699. Чашми бад дур.
4700. Чашми гуруснаро Худо сер кунад.
4701. Чашми оина бадан аст.
4702. Чашми ошиқ кӯр аст.
4703. Чашмтанг аст.
4704. Чиз ба ҷои худ некӯст.
4705. Чизе бихӯр, чизе бидеҳ, чизе бинеҳ.
4706. Чизе говдӯша каҷ, чизе гов каҷ, чизе ҳам бибӣ каҷ медӯша.
4707. Чизе мегӯяд, ки дар қуттии аттор нест.
4708. Чизе, ки ба мушкил ба даст ояд, қадраш баланд аст.
4709. Чизе, ки дӯст гӯяд, душман намегӯяд.
4710. Чизе, ки иваз дорад, гила надорад.
4711. Чизе, ки намеёбӣ маҷӯ.
4712. Чизи бадтар аз хӯйи бад нест.
4713. Чини абрӯ, чӯби дарбон аст соҳибхонаро.
4714. Чиҳил мулло як ҷавол гандумро бор карда наметавонанд.
4715. Чиҳил шутур аз макри зан бор аст.
4716. Чирчирак боми ба бом, Хомӯшак кора тамом.
4717. Чичийи чӯпон да гӯши буз шишта.
4718. Чӣ бок аз мавҷи баҳр онро, ки бошад Нӯҳ киштибон.
4719. Чӣ диловар аст дузде, ки ба каф чароғ дорад.
4720. Чӣ кунам чашми осмон кӯр аст.
4721. Чӣ кӯр, асои кӯр.
4722. Чӣ нисбат хокро ба олими пок.

4723. Чӣ ҳинду, чӣ мусулмон, пайса асту имон.
4724. Чӣ пир, чӣ асои пир.
4725. Чӣ пой ба кафшу чӣ кафш ба пой.
4726. Чӣ Хоҷаалӣ, чӣ Алихоҷа.
4727. Чӣ хуш бошад, ки баъд аз интизорӣ,
Ба умеде расад умедворӣ.
4728. Чӣ хуш гуфт Фирдавсии Тӯсӣ,
Ки марги хар бувад сагро арӯсӣ.
4729. Чодари қалъа зан аст.
4730. Чой аст чинӣ, рӯй аст бинӣ.
4731. Чокаронро чокарӣ, аспашонро нӯкарӣ.
4732. Чон аз ҷон дур аст.
4733. Чоҳкан дарчоҳ аст. Ё: Чоҳкан дар чоҳ ва муҳтасиб ба бозор.
4734. Чорасозон дар илоҷи кори худ бечораанд.
4735. Чорпои бегона то нисфи шаб аст.
4736. Чорпоро чор рӯз, дупоро ду рӯз.
4737. Чу анқоро баланд аст ошёна,
Қаноат кун ба тухми мурғи хона.
4738. Чу афтодӣ тапидан маслиҳат нест.
4739. Чу беҳ гаштӣ, табиб аз худ маёзор.
4740. Чу дахлат нест, харч оҳистатар кун.
4741. Чу душманро дарбанд ёфтӣ, амонаш мадеҳ.
4742. Чу истодаӣ дасти афтода гир.
4743. Чу кор зи даст рафтаст, фарёд чӣ суд.
4744. Чу куфр аз Каъба бархезад куҷо монад мусулмонӣ.
4745. Чу нармӣ кунӣ хасм гардад далер.
4746. Чу узве ба дард оварад рӯзгор,
Дигар узвҳоро намонад қарор.
4747. Чу шамъ аз пайи илм бояд гудохт,
Ки бе илм натвон Худоро шинохт.
4748. Чу шаст омад шикаст омад ба девор.
4749. Чӯби нармро мӯр мехӯрад.
4750. Чун зарурат бувад раво бошад.

4751. Чун ришта гусаста метавон баст, лекин ба миён гиреҳ бимонад.
4752. Чун шавад душман мулоим эҳтиёт аз даст мадеҳ, Макрҳо дар парда бошад оби зери коҳро.
4753. Чун шуд душман мулоим, эҳтиёт аз даст мадеҳ.

## Ҷ

4754. Ҷав дарав, бача гарав.
4755. Ҷав махар, гандум бихар, ҳарчанд ҷав арзон бувад.
4756. Ҷав, ҷав асту гандум, гандум.
4757. Ҷави ду харро тақсим карда наметавонад.
4758. Ҷави толеъ зи хирвори ҳунар беҳ.
4759. Ҷавоби аблаҳон хомӯшӣ аст.
4760. Ҷавон аст, мисли фил маст.
4761. Ҷавониро ба хизоб (рангубор), сарватро ба орзу ва илмро ба дуо ҳосил натавон кард.
4762. Ҷавонӣ баҳори зиндагонист.
4763. Ҷавонӣ кучҷоӣ, ки ёдат бахайр.
4764. Ҷавонӣ ҳам баҳоре буд бигзашт, Ба мо як эътиборе буд бигзашт.
4765. Ҷавонмард намегӯяду мекунад, номард мегӯяду намекунад.
4766. Ҷавонон аз маззаю пирон аз сурхии себ таъриф мекунанд.
4767. Ҷаври ёр, беҳ аз меҳри ёр.
4768. Ҷаври устод беҳ зи меҳри падар.
4769. Ҷазои қурут оби гарм.
4770. Ҷамол, ҷамоли духтар аст, аз ҳар чӣ бинӣ беҳтар аст.
4771. Ҷанг кардӣ, роҳи оштиро бимон.
4772. Ҷанга зери тағора ку.
4773. Ҷангал, ки дар гирифт, тару хушк месӯзад.
4774. Ҷанги аввал беҳ аз сулҳи охир.





4775. Ҷанги сари шудгор, оштии сари хирман.
4776. Ҷангро ба пайса мехарад.
4777. Ҷани занон – қатли мардон.
4778. Ҷаннат зери пойи модарон аст.
4779. Ҷаҳон гаштан беҳ аз ҷаҳон хӯрдан.
4780. Ҷаҳондида бисёр гӯяд дурӯғ.
4781. Ҷаҳонро намонад бекадхудой.
4782. Ҷат бош инсон бош.
4783. Ҷатро (ҷӯгиро) гуфтӣ: “хуш омадӣ”, ду бараро гирифта пеш меояд.
4784. Ҷейбаш аз киссаи мулло поктар аст.
4785. Ҷигари шер надорӣ сафари ишқ макун.
4786. Ҷигар-ҷигар аст, дигар дигар.
4787. Ҷиҳези духтар оби барф аст.
4788. Ҷое агар танг аст, дил танг нест.
4789. Ҷой асту мулло на.
4790. Ҷойе барад, ки туро бихоҳанд, на ҷойе, ки аз дарат биронанд.
4791. Ҷойе, ки гул аст, булбул аст.
4792. Ҷойе, ки гул аст, хор аст.
4793. Ҷойе, ки намак хӯрдӣ, намакдон машкан.
4794. Ҷойе, ки об аст, зиндагӣ аст.
4795. Ҷойе, ки офтоб наёяд, табиб меояд.
4796. Ҷойе, ки сӯзан наравад ҷуволдузро дарун мекунанд.
4797. Ҷойи бозӣ калоғ гирифт,
Ҷойи булбулро зоғ гирифт.
4798. Ҷойи гул, гул бошад ва ҷойи хор, хор.
4799. Ҷойи дузана дар коҳдон.
4800. Ҷойро дида пой бимон.
4801. Ҷома ба андозаи тан бояд дӯхт.
4802. Ҷомаи бомаслиҳат кӯтоҳ намешавад.
4803. Ҷоми мурод дар кафи навдавлатон мабод.
4804. Ҷон аст, ки ҷаҳон аст.
4805. Ҷон гарав, ҷома гарав.
4806. Ҷон луч сутабозӣ, бе тунбон найзабозӣ.

4807. Ҷони ғарибро бигир, нонашро не.
4808. Ҷон хонаи дигарон, на нон мебояд на алов.
4809. Ҷон-ҷон гули гандум, кӯри худ бинои мардум.
4810. Ҷоҳил ҷоҳилро ситояд ва аз ом нафрат намояд.
4811. Ҷоҳил чун дарахти хушк аст.
4812. Ҷоҳили бадандеш ҳар ҷо мезанад неш.
4813. Ҷоҳилон бигӯянд, оқилон тамиз кунанд.
4814. Ҷудоӣ то наяфтад, дӯст қадри дӯст кай донад.
4815. Ҷудоиҳои Юсуфро дили Яъқуб медонад.
4816. Ҷулоҳ (бофанда) нашуда, найчадуздӣ.
4817. Ҷӯҷачиғак ба модари худ ҷик-ҷик ёд медиҳад.
4818. Ҷуфташ биёр, муфташ бубар.
4819. Ҷӯянда ёбанда аст.

## Ш

4820. Шаб агар торик аст, ҷавз ба шумор аст.
4821. Шаб агар торик аст, дарахтро себаш шумор аст.
4822. Шаб ба ҷойи гӯр аст.
4823. Шаб ба масҷид бошӣ, ба хонаи домод не.
4824. Шаб гум, рӯз пайдо.
4825. Шаб дар миён, Худо меҳрубон.
4826. Шаб дароз асту қаландар бекор.
4827. Шаб ҳам сиёҳ, гов ҳам сиёҳ.
4828. Шаб ҳомила мешавад, фардо мезояд.
4829. Шаб торику роҳ борик.
4830. Шаб яке, дузд ҳазор.
4831. Шаби мо ҳам субҳе дорад.
4832. Шабнам ба хонаи мӯрча, тӯфон аст.
4833. Шабҳо хуни дилу дуди чароғ хӯрдем.
4834. Шавқ агар роҳбар шавад, ҳар лаб суханпарвар шавад.
4835. Шавҳар гадо бошад, вале бемодар не.





4836. Шавҳар гулу хушӯ хор аст.
4837. Шағоли бешаи Мозандаронро, нагирад чуз саги мозандаронӣ.
4838. Шайдо аз рухаш пайдо.
4839. Шайтон ба кори хайр лангӣ мекунад.
4840. Шайтон бо мухлисон бар намеояду, султон бо муфлисон.
4841. Шайтони одам, одам аст.
4842. Шайтонро гуфтанд, ки: «хок мехӯрӣ?» Гуфт: «равған дорад?»
4843. Шайтон, ки бадомӯзӣ кард, гандумро кай рӯзӣ кард.
4844. Шалғами пухта беҳ аз нуқраи хом.
4845. Шамол аз ҷониби Бағдод хезад.
4846. Шамшер ғилофи худро намебурад.
4847. Шамшери нек зи оҳани бад чун кунад касе?
4848. Шамшери обдор, аммо ҳазор айб.
4849. Шамшери тез сари бегуноҳро мебурад.
4850. Шамъ дар базми кӯрон сӯзондан.
4851. Шамъро пушту рӯ намебошад.
4852. Шамъро сарзадан, рӯшанӣ дорад.
4853. Шанбе аз худ кам макун, якшанбе аз мол.
4854. Шаҳд хоҳӣ, оташ андар хонаи занбӯр зан.
4855. Шаҳдро ба шакар бизанӣ ширинтар мешавад.
4856. Шаҳид ношуда ҷаннат мехоҳад.
4857. Шапуши ӯ чил ман чарбу дорад.
4858. Шарафи мард ба ҷуд асту ба суҷуд.
4859. Шарм мардро виқору занро зевар аст.
4860. Шарми зан дар чодари зан аст.
4861. Шароб, ки кӯҳна шуд, нашъаи дигар дорад.
4862. Шароби хуб дар хуми кӯҳна аст.
4863. Шаст омад, шикаст омад.
4864. Шахси бада агар ба шиша ҷой кунам, метарова.
4865. Шер аз мӯрча мегурезад.





4866. Шер дур, майдон васеъ.
4867. Шер зад, рӯбоҳ бурд.
4868. Шери қолин дигару шери найистон дигар аст.
4869. Шери хона, рӯбоҳи берун.
4870. Шеъри хуб, фарзанди рашид аст.
4871. Шиками гуруснаро нону об сер мекунад, аммо қалби гурусна ҳаргиз сер намешавад.
4872. Шиками дев, роҳати дев.
4873. Шиками мулло, тағораи Худо.
4874. Шиками холӣ, сафои дил аст.
4875. Шикори рӯбоҳ рафтӣ, аслиҳаи шер бигир.
4876. Шири меш хӯроки барра.
4877. Шири шутурхӯрдаву дидори араб дида.
4878. Ширин биру, ширин биё, субҳ биру пешин биё.
4879. Шишаи бишкастаро пайванд кардан мушкил аст,
Дил, ки бишкаст аз касе хурсанд кардан мушкил аст.
4880. Шишаи чинӣ, ки садо мекунад,
Худ сифати хеш адо мекунад.
4881. Шод бояд зистан, ношод бояд зистан.
4882. Шод мегардам чароғи ҳар ки рӯшан шавад.
4883. Шоирон мурданду ту шоир шудӣ.
4884. Шокирро шукр, мункирро табар.
4885. Шом шуд, кор тамом шуд.
4886. Шоҳ мебахшаду шоҳқулӣ намебахшад.
4887. Шоҳиди рӯбоҳ думаш.
4888. Шоҳон ба шоҳон медиҳанд.
4889. Шохи гул ҳар ҷо, ки равед гул аст.
4890. Шуд обӣ, нашуд лалмӣ.
4891. Шуд шуд, нашуд нашуд.
4892. Шукри неъмат, неъматат афзун кунад,
Куфри неъмат аз кафат берун кунад.
4893. Шуҷоат зевари мард аст.
4894. Шунидан кай бувад, монанди дидан.
4895. Шутур ба ғамза даромад, полиза вайрон кард.
4896. Шутур ба каҷии худ назар намекунад.

4897. Шутур бор мебараду хор мехӯрад.
4898. Шутур гуфт: «аз хор хӯрдан ва бор бурдан шикоят надорам, аммо ҳайфи маҳорам, ки ба думи хар бастаанд».
4899. Шутур дар хоб бинад пунбадона.
4900. Шутур ҳамаро бардошт, аммо ба элак хоб кард.
4901. Шутур ҳар қадар гурусна бошад, маҳорашро намехӯрад.
4902. Шутур оҳиста меравад, шабу рӯз.
4903. Шутур хор мехӯрад, хорро сало мезанад.
4904. Шутур хор мехӯрад, хор муроот мекунад.
4905. Шутура ба кавлез об медиҳӣ.
4906. Шутура дидӣ? Не.
4907. Шутурдуздию хам-хам рафтан.
4908. Шутурмурғро гуфтанд: «бор бибар», гуфт: «паррандаам», гуфтанд: «бипар», гуфт: «уштурам».
4909. Шутурро бор кардӣ кори худро фикр мекунад.
4910. Шутурро гуфтанд: «дар дунё аз чӣ бадат меояд?» Гуфт: «Аз ин ки харро ба думаш баста кунанд».
4911. Шутурро гуфтанд: «кӯтал хуб аст ё нишебӣ?» Гуфт: «ҳамрои лойу гил ранги ҳар сеяш дар гӯр».
4912. Шутурро гуфтанд: «чаро гарданат кaҷ аст?» Гуфт: «куҷоям рост аст».
4913. Шӯхакҳо боми ба бом, хапакҳо кора тамом.

## Э

4914. Эҳсон поён надорад.
4915. Эҳтиёҷ модари эҷод аст.
4916. Эҳтиёта нисфаш савоб асту нисфаш гуноҳ аст.
4917. Эҳтироми шахс пайрави аъмоли ӯст.
4918. Эътибор ба илм аст, на ба молу насаб.
4919. Эътироф ба нодонӣ доноӣ аст ва ба нотавонӣ тавоноӣ.





## Я

4920. Як тифлеро калон кардан, як шаҳрро обод кардан аст.
4921. Як аспи кӯр, сад меросхӯр.
4922. Як ба дунё, сад ба охират.
4923. Як бому ду ҳаво.
4924. Як бор ҷастӣ ,малахак, ду бор ҷастӣ, малахак, охир ба дастӣ, малахак.
4925. Як бузи гаргин рамаро гаргин мекунад.
4926. Як гови рихин подаро рихин месозад.
4927. Як гуноҳ бисёр асту ҳазор тоат кам.
4928. Як дарду як марг.
4929. Як дари баста, сад дари боз.
4930. Як даст ба дасти ҷаллод, як даст ба дасти муштарӣ.
4931. Як даст ҳаргиз садо надорад.
4932. Як деҳи обод, беҳ аз сад деҳи вайрон.
4933. Як дилро сад дил кард.
4934. Як дилу ду дилбар доштан.
4935. Як зарра эътибор беҳ аз сад дирҳаму динор.
4936. Як илми комил беҳ сад илми ноқис.
4937. Як каллаву сад хаёл.
4938. Як камон сад тирро дар хок пинҳон мекунад.
4939. Як қария чиҳил малак.
4940. Як қадам пештар, гуноҳ бештар.
4941. Як кишмишро чиҳил қаландар хӯрдааст.
4942. Як луқмаи нон роҳати ҷон.
4943. Як луқмаи сабоҳӣ беҳ аз мурғу моҳӣ.
4944. Як луқмаи субҳ беҳ аз даҳ луқмаи шом.
4945. Як мавизу сад азиз.
4946. Як марди баном беҳ ки сад зиндаи беном.
4947. Як мӯи дупора.
4948. Як мурдаи зиндадил беҳ аз сад зиндаи мурдадил.
4949. Як муриди хирадманд беҳ аз сад тубраи зар.

4950. Як нахӯд каллаву чилман дастор.
4951. Як нон балои ҷон, ним нон роҳати ҷон.
4952. Як ҳаммомӣ пайдо нашуд, ки сад гулханӣ.
4953. Як пул дар танаи ҳафт ман хок аст.
4954. Як рӯз дидӣ дӯст, дигар рӯз дидӣ бародар.
4955. Як рӯза меҳмон, садсола дуогӯй.
4956. Як рӯза ҳоким садсола хонаро хароб мекунад.
4957. Як сабру ду пуф.
4958. Як сар сад сарро нигоҳ (саробонӣ)мекунад, сад сар як сара не.
4959. Як сару ҳазор савдо.
4960. Як табу як марг.
4961. Як тиру ду фохта.
4962. Як тоқии кӯхнаву ҳазор нафар.
4963. Як фарсах бирав, покиза бирав.
4964. Як хона зино, сад хона фано.
4965. Як хотирро шод кардан, беҳ аз сад хона обод кардан.
4966. Як хук надорад (киноя аз ҳар чиз доштан).
4967. Як шикаму ду миннат.
4968. Як Юсуфу сад харидор.
4969. Яке бигӯ, яке бишнав.
4970. Яке бидеҳ, ҳазор бигир.
4971. Яке мебура, дигараш медӯза.
4972. Яке пок хӯрда, дигаре хок хӯрда.
4973. Якеро баранд, дигаре оранд ба ҷой,
4974. Якеро дида фикр кун, якеро дида шукр кун.
4975. Якеро сад магӯ, садро яке бигӯ.
4976. Якка кадӣ, тикка кадӣ.
4977. Як ман илмро даҳман ақл бояд.
4978. Ятимбачаро ним нон.
4979. Ях аз об аст, об аз ях.
4980. Яъсу ноумедӣ, хоҳару бародар аст.

**Муҳаррири техникӣ: Юсупов У.А.**
**Веростори компютерӣ: Юсупов С.Х.**

***Ба матбаа супорида шуд 22.09.2014***
***Барои нашр имзо шуд 23.09.2014***
***Чопи офсети. Ҷузъи чопи 10,3. Андоза 60х84 1/8.***
***Супориши №108. Адади нашр 150 нусха.***



***Матбааи АИ ҶТ «Дониш»***
***ш. Душанбе, кӯчаи С. Айнӣ 121, бинои 2***



